# ПЕШГУФТОР

Мусаллам аст, ки Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ шахсияти ҳамаҷонибае буд. Ӯ на фақат шоири тавоно, балки донишманди гузаро, мударриси беҳамто, мусиқишиноси ҳунарманд, марди фақеҳ ва инсони рӯзгордидаю ҷаҳонгаштае буд. Вай инчунин ба ҳайси устоди мумтоз ва сарвари ғамхори бисёр қаламкашон ва намояндагони илму адаб низ шинохта шуда буд. Аз ҳама муҳимтаринаш, Ҷомӣ инсони комил, башардӯсти асил ва пуштибони воқеии ранҷбарону бечорагони замони худ буд. Ӯ ҳамеша талош меварзид, ки адлу инсоф, некию накӯкорӣ, ростию ҳақиқатҷӯӣ, дӯстию рафоқати одамӣ, сулҳу амонӣ, баробарию бародарӣ, эътиқод нисбат ба аҳли меҳнат, меҳру шафқат, хушбинӣ, ахлоқи пок, ҷавонмардӣ ва амсоли инҳо дар ҳар ҷое, ки лозим аст, пойдору устувор бошад. Вале бо ин ҳама бузургию манзалати чашмгир ва арҷмандии тасхиркунанда Ҷомӣ шахси хоксору некрой ва одами басе олиҳимату саховатманде буд, абармарде буд, ки ин гуна хислатҳои ҳамидаро барои аз бар кардан ба дигарон низ тарғиб менамуд. Масалан, ӯ дар тарғиби ростию росткорӣ ва некию накӯкориҳо гуфта аст:

Рост ҷӯ, рост нигар, рост гузин,
Рост гӯ, рост шунав, рост нишин,
Тир агар рост равад, бар ҳадаф аст,
В-ар равад каҷ, зи ҳадаф бартараф аст.

*****

Машав ғурраи ҳусну гуфтори хеш,
Накӯ кун чу гуфтор кирдори хеш.

*****

Нек шав, то ки ба некон бирасӣ,
Каси некон шавӣ аз неккасӣ.

Эй басо кас, ки зи як хӯи накӯ,
Ба накӯкор шавад ҳамзону.
*****
Нек кун, то нек пеш ояд туро,
Бад макун, то бад нафарсояд туро.
*****
Хуш он кас, ки кораш накӯ бувад,
Ба неку бадаш некӯ бувад.
*****
Эй, ки пурсӣ, ки: «Беҳтарин кас кист?»
Гӯям аз қавли беҳтарин касон:
Беҳтарин кас касе бувад, ки ба халқ,
Беш бошад зи халқ нафърасон.

Ё ин ки шоири башардӯсту раъиятпарвар дар тарғибу талқини омӯзиши илму дониш ва касбу ҳунар фармудааст:

Тоҷи сари ҷумла ҳунарҳост илм,
Қуфлкушои ҳама дарҳост илм.

Дар талаби илм камар ҷуст кун,
Даст зи ашғоли дигар суст кун.

Гар надорад симу зар доно, манеҳ номаш гадо,
Дар бараш дил баҳри дониш, ӯ шаҳи баҳру бар аст.

Чу нодонон на дар банди падар бош,
Падар бигзору фарзанди ҳунар бош.

Ҳар киро аз хирад мадад бошад,
Кай дар ин тан диҳад, ки бад бошад?!

Қимати мард на аз симу зар аст,
Қимати мард ба қадри ҳунар аст.

Бувад маълуми ҳар озоду банда,
Ки нодон мурдаву доност зинда.

Хизмати ниҳоят бузург ва арзишманди ин мутафаккири забардаст дар адабиёти классикии форсу тоҷик аз он иборат аст, ки ӯ дар аксарияти осори заволнопазири худ ҳамзамон бо талқину ситоиши фазилатҳои инсонӣ ҳамагуна аъмолу хасоиси зишт аз қабили ситамкорӣ, дилозорӣ, ҷаҳолату разолат, қаллобӣ, хиёнату ҷиноят, буғзу ҳасад, кинаву адоват, ҳарисӣ, ғайбат, тамаллуқу чоплусӣ, рӯбинӣ, дуздию ғоратгарӣ, муфтхурӣ, фисқу фуҷур, дурӯғгӯӣ, ҳаннотӣ, худситоӣ, хабаркашӣ, суханчинӣ, ноҷавонмардӣ ва амсоли инҳоро, ки ба тамоми табақоти инсонҳо ва гурӯҳҳои иҷтимоӣ мансубанд ва мояи зиллат ва хории насли одамӣ мегарданд, низ шадидан маҳкуму мазаммат менамояд ва ҳеҷ гоҳ бо ин гуна авомили фасоди рӯҳӣ ва ахлоқи касифи башарӣ сари созиш надорад, баръакс ӯ мардумро ба мубориза алайҳи онҳо раҳнамун месозад. Агар гӯем, ки Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ бо ин иқдоми неки худ, яъне бо баёну ифодаи латифи авотиф ва эҳсосоти инсонҳои одӣ, ки ҳамчун шуълаҳои фурӯзон аз паси абрҳои тираи асрҳои миёна берун тобидаанд, суннатҳои арҷманд ва анъаноти олии пешинаи адабиёти классикии форсу-тоҷикро ҳунармандона ва бо камоли шоистагӣ идома додааст, хато нахоҳем кард. Ин осори пурғановату гаронмоя, ки моломоли ғояҳою андешаҳои тобноки мардумароиянд ва решаҳояшон аз қаъри адабиёт, ҳунар ва мусиқии дилошубу ҷонофарини ҳамватанону ҳаммиллатони эҷодгарашон обёрӣ шудаанд, дар ояндаҳои дуродур низ ҳамеша муфиду судбахш боқӣ хоҳанд монд.

Хулоса, Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ аз ҷумлаи он шахсиятҳои бузурги таърихист, ки ба шарофати дониш ва қобилияти баланди илмию адабиашон пуразиштарин дастовардҳои осори назмию насрии адабиёти Аҷамро ба

ганҷинаи тамаддуни умумиҷаҳонӣ барои абад ба армуғон гузоштаанд. Ва бешак, он шӯҳрати оламгир ва ифтихори бепоёне, ки ба адабиёти классикии мо насиб шудааст ва он таъсири судманду пурсамаре, ки ин адабиёт ба адабиёти мардумони форсизабон ва халқҳои дигар расонидааст, ба номи Ҷомӣ низ иртибот мегирад. Шояд ба эътибори ҳамин заковати ҳайратангез ва хизматҳои ниҳоят шоистаи дар бахши адабиёту фарҳанги халқи худ кардааш бошад, ки дар замонаш Ҷомӣ дар байни мардум маҳбубияти зиёде пайдо карда буд. Иззату эҳтироми ӯ, хусусан, дар байни уламову удабо ва умуман, дар байни аҳли қалам, ки шоир бо онҳо кору зиндагӣ мекард ва аз наздик шиносоӣ дошт, басе назаррас буд. Аз ин ҷост, ки ҳанӯз дар замони дар қайди ҳаёт буданаш мардум ва муқаррабону дӯстонаш дар бораи шахсияти ӯ ҳикоёту ривоёти намакину хотирнишин гуфтаанд, ки онҳо тавассути ноқилону гӯяндагони хуштабъ ва моҳир дар тӯли асрҳо аз даҳон ба даҳон ва аз кишваре ба кишваре интиқол ёфта ва таҳриру такмил гардида, то замони мо ба ҳайси як сарвати гаронбаҳои маънавӣ маҳфуз мондаанд.

Теъдоде аз ин асарҳо ба воситаи баёзҳо, асарҳои илмию бадеӣ ва маҷмӯаҳои фолклорӣ ба мо омада расидаанд. Ин қабил ҳикоёту ривоётро мардум имрӯз ҳам дар маҳфилу ҷамъомадҳои адабӣ, шабнишиниҳо ва сӯҳбатҳои алоҳида мегӯянд ва мешунаванд. Гуфтан ва шунидани чунин асарҳо гоҳ-гоҳ дар маҷлису конфронсҳои илмии бахши адабиётшиносӣ ва ҳангоми тадрису омӯзиши эҷодиёти шоир дар донишгоҳу донишкадаҳо ва макотиби таҳсилоти мутавассита низ аз ҷониби донишмандон, устодон ва муаллимон ба вуқӯъ мепайвандад.

Гӯяндагону ноқилони ҳикоёту ривоёти мавриди баҳс аксаран одамони босаводанд, ашхосе мебошанд, ки аз асарҳои маъруфи адабиёти классикии форсу тоҷик, ба хусус аз асарҳое, ки дар маҳфилҳои адабӣ ва маъракаҳои китобхонҳо, дар меҳмонхонаҳо ва аловхонаҳо қироат

мешудаанд, ба хубӣ огоҳанд. Аммо онҳое, ки аз неъмати хату савод бебаҳраанд, ин навъ асарҳо хеле кам мегӯянд ва ё тамоман намегӯянд. Аз афти кор, он ҳама бузургӣ, мақому мартаба, шӯҳрат ва обрӯю эътибори баланди дар байни мардум доштаи шоир намегузорад ва имкон намедиҳад, ки ҳар кас донистаю надониста дар бораи ин нобиғаи назми Аҷам ҳарфе занад ва ё ба гуфтани ҳикоёту ривоёти оид ба ӯ эҷодшуда ҷуръате дошта бошад. Бисёриҳо ин корро аз тарси он ба уҳда намегирифтаанду намегиранд, ки мабодо дар шаъни ин бузургвор кадом сухани ғалат ва беҷо нагӯянд, гарчанде, ки эшон мазмуни чанде аз ин гуна ҳикоёту ривоётро хуб медонанд.

Далелҳо собит менамоянд, ки ҳудуди густариши ҳикоёту ривоёти оид ба шахсият ва рӯзгори Абдурраҳмони Ҷомӣ эҷодшуда васеъ ва доманадор аст. Гумон меравад, ки ин асарҳо на фақат дар Тоҷикистон, Эрон, Афғонистон ва Ӯзбекистон, балки дар соири мамолики Шарқи наздик ва дур, аз ҷумла, дар Ҳиндустон, Туркия, мамлакатҳои араб ва ғайра низ маъмулу машҳуранд, ки сабаби ин ҳодисаро аз таъсири фаъолияти эҷодии Ҷомӣ ба адабиёту фарҳанги мардумони ин кишварҳо ҷустуҷӯ бояд кард.

Маҷмӯаи ҳозир, ки ба хидмати хонандагони арҷманд тақдим мегардад, теъдоде аз ҳамин силсила асарҳоро дар бар мегирад. Маводи ин маҷмӯаро ҳамон ҳикоёту ривоёте ташкил медиҳад, ки онҳо дар давоми тақрибан панҷоҳ соли охир дар Ганҷинаи шуъбаи фолклори Пажӯҳишгоҳи забон, адабиёт, шарқшиносӣ ва мероси хаттии ба номи Рӯдакӣ бо ҳиммату ибтикори кормандони илмии ҳамин шуъба ва бо ҳамкории дӯстдорони адабиёти шифоҳӣ аз шаҳру ноҳия ва деҳоти гуногуни Тоҷикистон ва маҳалҳои тоҷикнишини Ҷумҳурии Ӯзбекистон гирд омадаанд. Дар маҷмӯа аз он асарҳое, ки дар саҳифаҳои маҷмӯаҳои фолклорӣ, пажӯҳишҳои илмӣ, баёзҳо, маҷаллаҳо ва рӯзномаҳои мухталифи Тоҷикистон, Эрон ва Афғонистон ба табъ расидаанд, низ истифода ба амал омадааст.

Ҳикоёту ривоёте, ки дар ин маҷмӯа шомиланд, меҳрномаи халқ, баёнгари эҳсосоти гарм ва ифодаи эҳтиромоти самимонаи мардуми оддӣ нисбат ба алломаи Шарқ, нобиғаи назми баландпоя, тарғибгари ғояҳои заволнопазири инсондӯстию озодихоҳӣ ва яке аз саромадони шӯҳратманди адабу фарҳанги қарни понздаҳуми тоҷику форс Нуриддин Абдурраҳмони Ҷомӣ мебошанд. Ин ҳикоёту ривоёт гувоҳи онанд, ки халқ хизматҳои бузурги ин фарзанди арҷманду фарзонаи худро, ки бо ақлу заковати тасхиргараш дар роҳи рушду инкишофи тамаддуни умумибашарӣ ба ҷо овардааст, фаромӯш накардааст. Ҳикоёт ва ривоёти мавриди баҳс аз нуқтаи назари мавзӯъ гуногун буда, ҳар кадом ягон лаҳзаи зиндагӣ ва ягон муносибати Ҷомиро ба шахсиятҳои гуногуни гуногунмартаба, хусусан бо намояндагони аҳли фарҳанг, уламову удабо, ки шоир бо онҳо равобити дӯстона дошт, бозтоб менамояд. Вале дар маҷмӯъ, Ҷомӣ дар ин асарҳо ғолибан ба ҳайси як шоири олимақом, қофиласолор ва машъалдори ашъори оламшумули тоҷикӣ, устоди ғамхори қаламкашони ҷавон, гули сари сабати маҳфилҳои адабӣ, тарғибгари воқеии ғояҳои инсондӯстию ватанпарварӣ ва озодихоҳӣ, шахсияти хайрхоҳу накӯкор, ростгӯю ҳақиқатҷӯ ва инсони закию бозарофат ва шӯху ҳозирҷавоб ва назири инҳо ба тасвир омадааст.

Агар як қисми ин ҳикоёту ривоёт бо ҳазлу шӯхиҳои ширину намакин ва хандаю ҳозирҷавобиҳои фараҳбахшу руҳафзо фаро гирифта шуда бошанд, қисми дигари онҳо саршору моломоли тамасхӯру истеҳзо, ришханд, талху пичинг, киноя, писханд ва мазоҳу масхаракуниҳоянд. Ҳазлу шӯхиҳо ва ҳозирҷавобиҳое, ки дар замири ин ҳикоёту ривоятҳо нуҳуфтаанд, аз вижагиҳои шахсияти фардии худи Ҷомӣ сарчашма гирифтаанд ва моҳиятан аз завқи баланди ҳаҷвнигорӣ ва нозукхаёлию зебопарастии эҷодкунандагонашон дарак медиҳанд. Дар ин асарҳо ҳадафи доимии тири ханда, тамасхӯру истеҳзо, талху

пичинг, киноя, писханд ва мазоҳу масхара шоирони беҳу-беҳунару нотавонбин, шайхзодаҳои риёкор, муллоҳои ҷоҳилу фиребгар ва баъзе аз намояндагони пайравони мазҳаби шиа ва амсоли инҳо қарор гирифтаанд, ки онҳо бо ҳар навъ баҳонаҳо ба Ҷомӣ санги туҳмату маломат меандохтанд, ашъорашро сар то сар дурӯғ ва худашро кофар эълон карда буданд.

Ҳикоёту ривоёти мавриди назар на фақат дар бобати омӯхтану шинохти шахсият ва шарҳу эзоҳи жарфу амиқтари эҷодиёти Ҷомӣ аз манбаъҳои пурарзише маҳсуб мегарданд, балки онҳо бо вижагиҳои ғоявию бадеии худ чанд паҳлӯи равобит ва таъсири мутақобилаи адабиёти китобӣ ва эҷодиёти шифоҳиро ошкор месозанд, ба баъзе саволҳои то имрӯз беҷавобмондаи равобити фарҳангии мардумони кишварҳои форсизабон ва муштаракфарҳанг посуххо медиҳанд.

Дар ин осори фолклорӣ ҳамроҳи Мавлоно Ҷомӣ шоирони дигар аз қабили Навоӣ, Биноӣ, Ҳотифӣ, Лутфӣ, Фақеҳӣ, Хокӣ, Осафӣ, Шайхуми Суҳайлӣ, Вайсӣ, Соғарӣ ва ғайра низ гоҳ ба сифати персонажи асосӣ ва гоҳ ҳамчун персонажи дуюм ва ё сеюмдараҷа амал мекунанд. Аз ҷумлаи сардорони давлат ва сарварони дину тариқат номҳои Султон Ҳусайн Бойқаро, Абӯсаид Мирзои Курагонӣ, Мавлоно Яъқуби Чархӣ ва дигарон низ ёд мешаванд. Шубҳае нест, ки ин асарҳо дар мавриди тадқиқу омӯзиши ҳаёту фаъолиятҳои ашхоси номбурда низ аз аҳамият холӣ нахоҳанд буд.

Ҳанӯз ҳикоёт ва ривоятҳои оид ба шахсияти Ҷомӣ ва рӯзгору эҷодиёти ӯ гуфташуда ба таври кофӣ гирдоварӣ нашудаанд. Яқинан дар бораи ин мутафаккири забардаст ва адиби шӯҳратманд дар миёни мардум ҳикоёту ривоёт ва қиссаву афсонаҳо ҳанӯз хеле зиёданд, ки ҷамъоварӣ, танзим ва нашру тадқиқи жарфи онҳо аз вазифаҳои пурифтихори пажӯҳишгарони риштаи адабиёт ва фолклор хоҳад буд.

## ШЕЪРИ БЕМАЪНӢ

Мегӯянд, ки яке аз шоирони муосири Абдурраҳмони Ҷомӣ, ки Соғарӣ тахаллус дошт, ҳамеша арз мекард, ки баъзе аз шуаро маънии хуби ашъори ӯро дуздида, азони худ кардаанд. Боре ӯ ин иддаоро ба Мавлоно Ҷомӣ низ арз кард. Мавлоно Ҷомӣ ба даъвии Мавлоно Соғарӣ ба ин қитъа посух гуфт:

Соғарӣ мегуфт: «Дуздони маонӣ бурдаанд,
Ҳар куҷо дар шеъри ман як маънии хуш дидаанд».
Дидам аксар шеърҳояшро яке маънӣ надошт,
Рост мегуфт, ин ки «маъниҳошро дуздидаанд».

Ин қитъа чун ба гӯши Мавлоно Соғарӣ расид, пеши Ҷомӣ омад ва гила кард. Ҷомӣ гуфт:

-Мо гуфта будем: «Шоире мегуфт», вале зарифони шаҳр онро «Соғарӣ мегуфт» сохтаанд.

## АЗ РӮИ ФАРОМӮШӢ ХӮРДА

Мегӯянд, ки Мавлоно Соғарӣ ба бухл муттаҳам буд ва бехабар бар суфраи дигарон ҳозир мешуд ва дар хӯрдани ғизо ширкат меварзид.

Як сол ғурраи моҳи Рамазон пеш омад ва рӯзи аввали моҳ дар рӯияти ҳилол шакк воқеъ шуд ва аз тарафи ҳокими шаръ ҷор заданд, ки мардум бояд вақти завол (пешин) чизе нахӯранд.

Соғарӣ назди Мавлоно Ҷомӣ нишаста буд ва садои ҷарчиро, ки шуниданд, дӯстон ба Ҷомӣ гуфтанд:

- Ё Мавлоно! Соғарӣ имрӯз чизе хӯрда, зеро хеле башшош ба назар мехӯрад.

Мавлоно Ҷомӣ гуфт:

- Агар дар хонаи худ хӯрда, аз рӯи фаромӯшӣ хӯрда.

## АЗМИ ЗИЁРАТИ БАЙТУЛЛОҲ

Мавлоно Соғарӣ ва Вайсӣ - ду шоир азимати зиёрати Байтуллоҳ намуда, ҳамроҳи рикоби ҳазрати Мавлоно Ҷомӣ рафтанӣ шуданд. Пас аз он Мавлоно Вайсӣ баҳона карданд, ки хар надоранд ва Соғарӣ баҳонаи дигар кард. Амир Шайхуми Суҳайлӣ муносиби онҳо ин қитъаро назм карданд:

Вайсию Соғарӣ ба азми харам
Гашта буданд ҳардушон сафарӣ.
Лек аз он роҳ ҳар ду вомонданд,
Он як аз бехарӣ, дигар зи харӣ.

## ИМКОНИ БЕАҚЛӢ

Шайх Зайниддини Хавофӣ ба Сабзавор омада, ба Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ ин тавр каромот мегуфт: «Дар нимаи моҳи Рамазон имсол имкон дорад, ки вабо шавад». Яке аз акобир[1], ки дар ин маҷлис ҳозир буд, гуфт:

- Имкон дорад, ки нашавад.

Шайх гуфт:

- Имкони ақлӣ дорад.

Мавлоно Ҷомӣ гуфт:

- Имкони беақлӣ дорад.

## ДАСТОР БАР САРИ ГАБР

Дар замони Абӯсаидмирзои Курагонӣ Шайх Ҳусайн ном шахсеро назди султон манзалате буд, чунон ки султон мегуфт: «Шайх шарики мулки ман аст».

Рӯзе Шайх габреро мусулмон карда ва дастор бар сари ӯ ниҳод. Надимон ин хабарро ба самъи султон дар маҷлисе расониданд. Иттифоқан Шайх ва Абдурраҳмони Ҷомӣ дар он маҷлис ҳозир буданд. Ҷомӣ гуфт:

[1] Акобир - бузургон, номдорон, калонҳо.

- Ҷаноби Шайх шаст сол аст, ки дастор бар сари габрҳо мегузорад ва мунҳасар ба ин яке нест.

Шоҳ аз ин ҳарф бисёр хандид ва Шайх мунфаил гашт.

## БОЗ ПИНДОРАМ ТУӢ

Мавлоно Ҷомӣ дар маҷлисе ғазале хонд, ки матлааш ин буд:

Баски дар ҷони фигору ҷисми беморам туӣ,
Ҳар кӣ пайдо мешавад аз дур, пиндорам туӣ.

Яке аз шайхзодаҳои шаҳр, ки холӣ аз балоғат набуд ва даъвии шеъру шоирӣ мекард, бар матлаи ғазали Ҷомӣ эътироз намуд ва гуфт:

-Ҷаноби Мавлоно! Шумо дар ин матлаъ фармудаед: «Ҳар кӣ пайдо мешавад аз дур, пиндорам туӣ». Агар харе ё гове пайдо шавад?

Мавлоно Ҷомӣ гуфт:

-Боз пиндорам туӣ.

## ХУК КАМ ШУДА…

Қозии Ғур[1], ки марди сиёҳҷурда, пашмин, фарбеҳ ва бадшакл буд, муддате ҷиҳати кифояти муҳиммот дар Ҳирот маътал монд. Рӯзе ӯ ба назди Мавлоно Ҷомӣ омад ва Мавлоно ба ӯ гуфт:

- Шумо дар шаҳри мо муддати зиёд маътал мондед ва чаро ба вилояти худ барнамегардед?

Қозӣ гуфт:

-Дар вилояти мо хук бисёр шуда ва аз ин хотир боз муддате чанд дар шаҳри шумо маътал хоҳам монд:

Ҷомӣ гуфт:

-Аз замоне, ки шумо ба шаҳри мо омадед, шояд хук кам шуда бошад.

---

[1] Ғур - вилоятест дар Афғонистон

## САД ЛАЪНАТ БАР ЯЗИД ВА САДИ ДИГАР БАР МАЗИД

Дар замони Мир Бобури Фақеҳӣ Мавлоно Мазид ном шахс аз Самарқанд ба Ҳирот омада буд. Рӯзе Мир аз Мавлоно пурсид:

- Дар боби лаинии Язид чӣ мегӯӣ?

Мавлоно Мазид гуфт:

- Лаинии ӯ ҷоиз нест, чӣ аз аҳли қабила аст.

Подшоҳ рӯй ба Абдурраҳмони Ҷомӣ карда гуфт:

- Мавлоно Мазид чунин мегӯяд, шумо чӣ мегӯед?

Мавлоно Ҷомӣ гуфт:

- Мо мегӯем, сад лаънат бар Язид ва сади дигар бар Мазид!

## ДАР МАҶЛИС ЧӢ ШУНИДӢ?

Мавлоно Ғиёси Фақеҳӣ бағоят ғафс ва кундфаҳм буд. Аз ин ҷиҳат ӯро «Мавлоно Ғиёси хар» мегуфтанд. Ва гӯши ӯ гаронӣ дошт, яъне вазнин буд. Дар рӯзи ҷумъа Фақеҳӣ дар гузаре ба Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ расида, Мавлоно аз ӯ пурсидаанд:

- Аз куҷо меоӣ?

- Аз маҷлиси Мавлоно Ҳусайн Воизи Кошифӣ, - гуфтааст Фақеҳӣ.

Мавлоно Ҷомӣ савол намудаанд:

- Дар он маҷлис чӣ шунидӣ?

Фақеҳӣ ҷавоб додааст:

- Дур афтода будам ва овози воиз ба гӯши ман намерасид.

Мавлоно Ҷомӣ гуфтаанд:

- Агар овози воиз ба гӯши ту намерасид, гӯши ту ба овози ӯ мерасид.

## ШАҶАРА

Мегӯянд Султон Ҳусайн Мирзо вазире дошт, ки ӯро Низомулмулк мегуфтанд. Ӯ насаби худро ба Алӣ Аббос

мерасонид ва дар ин бора шаҷара (насабнома) навишта буд, ки ба он тамоми калонони Хуросон номи худро навишта, имзо карда тасдиқ намуда буданд.

Низомулмулк насабномаро назди Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ фиристода, хоҳиш карда буд, ки дар он имзои худро гузорад. Аммо Ҷомӣ ба ҷои имзо дар поёни он насабнома ин рубоиро навишта буд:

Онро, ки бувад нури Набӣ дар башара,
Ҳоҷат набувад ба тӯли арзи шаҷара.
Онро, ки зи рух натобад ин нури сара,
Шаҷра надиҳад ба ғайри лаънат самара.

## МАРДИ БАХИЛ ВА ҶОМӢ

Марди бахиле, ки даъвии зарофат мекард, дар ҳузури Ҷомӣ гуфт:

- Чаҳор дирҳам дорам, мехоҳам ба он чизе бихарам, ки сер шавам ва боқиро бифурӯшам ва боз чанд дирҳами худ ҳосил кунам.

Ҷомӣ гуфт:

- Ба маслаххона[1] бирав ва шикамба бихару мағзашро хӯрда пӯсташро бифурӯш ва чаҳор дирҳами худро ба даст ор.

## ГӮШ МЕБОИСТ ГИРИФТ

Рӯзе Ҳофизи Ғиёс Маҳддас, ки аз машоҳири уламои замон буд, бемор шуд. Ҷомӣ ба аёдаташ омад. Ҳофиз баъзе матолиб мухолифи истилоҳ гуфт ва Ҷомӣ сукунат варзид. Чун Ҷомӣ аз пеши Ҳофиз берун рафт, Ҳофиз ба ҷамъе аз фузало, ки баъд аз он ба аёдати ӯ омада будаанд, гуфт:

- Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ имрӯз ин ҷо буд, чандон масоил гуфтам, ки гӯш гирифт.

Ин хабар ба Ҷомӣ расид, ӯ гуфт:

- Аз он суханон, ки ӯ гуфт, гӯш мебоист гирифт.

---

[1] Масалхона - қассобхона

## ҶОМӢ ВА ХОКӢ

Дар замони салтанати Улуғбек Ҷомӣ аксар вақти худро дар Самарқанд, дар хидмати подшоҳ мегузаронид. Дар он асно ҷавоне соҳиби ҳусн ва зарофат ва шоирпеша аз Марв ба Самарқанд омада буд ва Хокӣ тахаллус менамуд. Рӯзе Ҷомӣ бо ҷамъе аз зарифони Хуросон аз пеши Хокӣ мегузашт. Хокӣ бо шӯхӣ гуфт:

-Куҷо мераванд харони хуросонӣ?

Ҷомӣ гуфт:

- Меравем, то хоке пайдо кунем, ки бар он биғалтем.

## ҶАМОЛ ВА ҶАМИЛ

Гӯянд, боре Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ ба Бағдод рафта буд. Пирҷамоли Ироқӣ, ки яке аз шайхони он аср буд, ба иттифоқи гурӯҳе аз муридони худ ба истиқболи вай омад. Одати Пирҷамол ва муридони вай он буд, ки либоси худро аз пашми шутур тайёр мекарданд ва ҷуз он чизе напӯшиданд. Пирҷамол пас аз мулоқоти Мавлоно Ҷомӣ аз рӯи эҳтиром ба Мавлоно гуфт:

- Мо ҷамоли худро дидем!

Мавлоно Ҷомӣ дар ҷавоб гуфт:

- Мо низ ҷимоли[1] илоҳиро дидем.

## КОФАР ВА МУСУЛМОН

Мулло Ҷалол ном касе Ҷомиро дар ҳама ҷо кофар хонда аз гуфтору рафтори Ҷомӣ мисолҳо оварда ва мегуфт, ки: «Ҷомӣ мусиқӣ мешунавад, ҳазлу шӯхӣ мекунад». Чун ба Ҷомӣ ин хабар расид, Ҷомӣ қитъаи зайлро гуфта, ба мулло Ҷалол фиристод:

Агар мулло Ҷалолам хонд кофар,
Чароғи кизбро набвад фурӯғе.
Мусулмон гӯямаш, к-андар мукофот
Дурӯғеро сазо бошад дурӯғе.

---

[1] Ҷимол - шакли ҷамъи ҷамал буда, ба маънии уштурон аст.

## ЧИЛЛАНИШИН

Шайх Сайид Нуриддин Муҳаммад бинни Сайид Сафиуддини Экӣ баъди баҳсе бо Ҷомӣ ва мағлубият аз ӯ дар пояи кӯҳи Мухтор дар хонақоҳе чилла нишаст. Ҷомӣ инро шунида ғазале гуфт, ки дар байни мардум паҳн шуда, аз даҳон ба даҳон мегузашт. Матлаи он ғазал ин аст:

Зи шайхи чилланишин дур бошу чиллаи вай,
Ки ҳаст чиллаи вай сардтар зи чиллаи дай…

## ҶАҲТИ ШОИР

Овардаанд, ки дуредгарписаре рӯзе аз дуредгарии худ мелофид ва ба забон меовард, ки «ба ҷаҳти фалон даре чунин ва ба ҷаҳти фалон панҷара чунон тарошидам». Мавлоно Ҷомӣ гуфт:

- Чӣ шавад, ки ба ҷаҳти мо риштаро битарошӣ?

## ШЕЪРИ РОСТМАЗМУН

Мегӯянд шахсе дар назди Мавлоно Ҷомӣ даъвои шеършиносӣ намуда, ба тарзи эътироз ба Мавлоно гуфт:

- Шеърҳои шумо ҳама сар то сар дурӯғ аст. Аз шумо муносиб он аст, ки шеърҳои ростмазмун гӯед.

Ҷомӣ гуфт:

- Ин тавр бошад, барои шумо як шеъри ростмазмун мегӯям, ки хонда завқ кунед. Ва ин байтро навишта дод:

Латта дар об латтаи тар аст,
Кӯҳи Қоф аз нахӯд каттатар аст.
Дар Самарқанд гурба ях нахӯрад,
Дар Бухоро хурӯс мурғи нар аст.

## НОЗАНИНИ ҲАРИРПӮШ ВА ҶОМӢ

Мавлоно Ҷомӣ дар кӯча тасодуфан як нафар нозанини ҳарирпӯшро мебинад, ки мӯи баданаш дамида. Ба он нозанин нигариста гуфтаанд:

Нозанини ҳарипӯшида,
Баҳри мӯчиданаш накӯшида.

Он нозанини ҳарирпӯш бадеҳатан гуфтааст:

Аз барои мусибати Ҷомӣ,
Пустин вожгун пӯшида.

## ҶОМӢ ВА ҲОТИФӢ

Рӯзе Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ барои табъозмоӣ хоҳарзодаи худ Мавлоно Ҳотифиро водошт, ки чанд мисраъ аз ашъори Фирдавсиро, ки ба сурати ҳаҷв суруда аст, истиқбол намояд. Мавлоно Ҳотифӣ қабул кард ва гуфт:

-Он шеър кадом аст?

Ҳазрати Ҷомӣ шеърро ба Ҳотифӣ бисупурд, ки он қарори зайл аст:

Дарахте, ки талх аст, ӯро సиришт,
Гараш барнишонӣ ба боғи биҳишт.
В-ар аз ҷӯи хулдаш ба ҳангоми об,
Ба бех ангубин резию шаҳди ноб.
Саранҷом гавҳар ба кор оварад,
Ҳамон меваи талх бор оварад.

Ҳотифӣ шеърро бихонд ва абёти зайлро арза намуд:

Агар байзаи зоғи зулматсиришт,
Ниҳи зери товуси боғи биҳишт.
Ба ҳангоми он байза парварданаш,
Зи анҷири ҷаннат диҳӣ арзанаш.
Диҳӣ обаш аз чашмаи Салсабил,
Бад-он байза дам гар занад Ҷабраил,
Шавад оқибат байзаи зоғ зоғ,
Кашад ранҷи беҳуда товуси боғ.

Мавлоно Ҷомӣ гуфт:
- Нек гуфтаӣ, вале дар ҳар мисраъ яке байза гузоштаӣ.

## СЕ ШОИР ДАР ЯК МАВЗӮЪ

Мегӯянд дар як маҷлиси адабӣ, ки гурӯҳе аз адибон ва фозилони забардасти Ҳирот иштирок доштанд, суҳбат дар бораи ашъори бузургони гузашта мерафт. Яке аз шуаро зимнан ин қитъаро аз Абӯшакури Балхӣ иқтибос овард:

Дарахте, ки талхаш бувад ҷавҳаро,
Агар чарбу ширин диҳӣ мар варо,
Ҳамон меваи талх орад падид,
Аз ӯ чарби ширин нахоҳӣ мазид.

Шоири дигаре дар ҷавоб ин қитъаро аз Абулқосим Фирдавсӣ хонд:

Дарахте, ки талх аст вайро сиришт,
Гараш барнишонӣ ба боғи биҳишт.
В-ар аз ҷӯи хулдаш ба ҳангоми об,
Ба бех ангубин резию шаҳди ноб.
Саранҷом гавҳар ба кор оварад,
Ҳамон меваи талх бор оварад.

Абдурраҳмони Ҷомӣ, ки дар ин маҷлис низ ҳузур дошт, хоҳарзодаи худ Абдуллои Ҳотифиро барангехт, то ин қитъаи Фирдавсиро истиқбол кунад. Абдуллои Ҳотифӣ гуфт:

Агар байзаи зоғи зулмат сиришт,
Ниҳӣ зери товуси боғӣ биҳишт.
Ба ҳангоми он байза парварданаш,
Зи анҷири ҷаннат диҳӣ арзанаш.
Диҳӣ обаш аз чашмаи Салсабил,
Бад-он байза дам гар занад Ҷабраил,

Шавад оқибат байзаи зоғ зоғ,
Барад ранҷи беҳуда товуси боғ.

## РИШИ ҶОМӢ

Аз рӯи нақли мардум пеши манаҳи Мавлоно Ҷомӣ мӯй надоштааст. Рӯзе мулло Мушфиқӣ Ҷомиро дар роҳ дида, ба тариқи шӯхӣ гуфтааст:

Манаҳи мардумон барорад риш,
Риши Ҷомӣ манаҳ баровáрда.

## ҚАДИ ҶОМӢ

Абдурраҳмони Ҷомӣ қади баланд доштааст ва ба сараш саллаи калон мебастааст. Мардум барои ханда ин қитъаро дар ҳаққи ӯ сохтаанд:

Қади баланди Ҷомӣ,
Мандили[1] пора-пора,
Монанди ғори лаклак,
Андар сари манора.

## МО ДАСТ АЗ ИСЛОМ ШУСТЕМ

Шайхулисломи Ҳирот Мавлоно Сайфиддин Аҳмад шунид, ки Ҷомӣ ба хонаи баъзе аз муқаррабони Султон Ҳусайн Мирзо ба расми аёдат рафта ва аз таоми эшон хӯрдааст. Мавлоно Сайфиддин Аҳмад гуфт:

- То Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ аз таоми фалониҳо тановул карда, мо даст аз ислом шустем.

Ин хабар, ки ба Ҷомӣ расид, гуфтаанд:

- То ӯ Шайхулислом шуда, мо даст аз ислом шустем.

## ДАР ШАҲРИ МО

Яке аз шуарои Самарқанд дар маҷлисе пеши Мавлоно Ҷомӣ нишаста буд. Яке аз аҳли маҷлис аз ӯ пурсид:

[1] Мандил - сала, дастор

- Дар шаҳри шумо шоир бисёр аст?

Гуфт:

- Дар шаҳри мо шоир аз саг бештар аст.

Ҷомӣ гуфт:

Дар шаҳри мо борӣ (хар) аз саг камтар аст.

## ХУДОЙРО ЧӢ ҶАВОБ ХОҲӢ ГУФТ?

Шоире пеши Абдурраҳмони Ҷомӣ гуфтааст:

- Девони Камоли Хуҷандӣ ва девони Хоҷа Ҳофиз ва сад калимаи осори Алишер Навоиро ҷавоб гуфтам.

Мавлоно Ҷомӣ чанд шеъри он шоирро аз назар гузаронида гуфтаанд:

- Худоро бо ин худситоиат чӣ ҷавоб хоҳӣ гуфт?

## ШОИРИ МӮҲМАЛГӮЙ

Шоири муҳмалгӯй пеши Ҷомӣ гуфт:

- Чун ба хонаи Каъба расидам, девони шеъри худро аз барои таяммул ва табаррук дар ҳаҷаруласвод молидам.

Ҷомӣ фармуданд:

- Агар дар оби Замзам мемолидӣ, хубтар будӣ.

## ШОИРИ ШУҲРАТҶӮ

Шоире пеши Мавлоно Ҷомӣ ғазале хонд ва гуфт:

-Мехоҳам, ки ин ғазалро дар дарвозаи шаҳр овезам, то шуҳрат пайдо кунам.

Ҷомӣ гуфтанд:

-Мардум чӣ донад, ки ин ғазал аз туст, магар туро низ паҳлӯи ғазалат биовезанд.

## ШУМО ШЕЪР МЕГӮЕД Ё ОДАМ МЕТАРСОНЕД?

Дар ҳар рӯзи ҷумъа дар манзили Мавлоно Ҷомӣ шогирдон ҷамъ омада, ашъори тозаэҷоди худро аз назари устод мегузарониданд. Навбат ба Мавлоно Суҳайлӣ расид. Ӯ ба хондани матлаи ғазали тозаи хеш оғоз намуд:

Шаби ғам гирдоби оҳам аз ҷо бурд гардунро,

Фурӯ бурд аждаҳои сели ашкам рубъи маскунро.

Баробари шунидани ин байт Ҷомӣ бо табассум гуфт:

- Мавлоно! Шумо шеър мехонед, ё одам метарсонед?

Маҷлисро аз ин суханони Мавлоно Ҷомӣ гармию нармии хос фаро гирифт.

## БАҲОНАИ БЕНАТИҶА

Мирами Сиёҳ, асосан, ба гуфтани қитъа ва рубоиҳои рақиқи[1] аз одоб дур ва бадлафз машғул ва бо масхарагӣ хандаи қоҳқоҳи шунавандаю хонандаро бармеангезонд.

Боре бар хилофи одат ғазалеро хонд, ки бо мисраи «Фурсат ғанимат аст, бикаш ҷоми салсабил» шурӯъ мешуд. Ин ғазал Ҷомиро ба ваҷд овард. Вай Мирамро тасанно гуфта изҳор дошт, ки «Ҳайф бошад касе, ки чунин шеъри фаттон гӯяду қабеҳаттирозӣ кунад». Мирам худро сафед карданӣ шуд, аммо баҳонаи ӯ аҳли маҳфилро қонеъ нагардонид.

## ТАЪРИФИ БАМАВРИД

Шоир Осафӣ истеъдоди баланду табъи солим дошт. Аммо ҳунари худро кам кор мефармуд. Ҷомӣ чун омӯзгори ботаҷриба хост, ки ӯро дар эҷоди бадеӣ фаъолтар гардонад. Чанд чора андешид, борҳо насиҳат кард, вале натиҷа набахшид. Дар маҳфилҳои мушоира худро чунон вонамуд мекард, ки гӯё Осафиро намебинад. Аз чунин муомила ба танг омада, боре худи Осафӣ даҳон ба шиква кушод. Ҷомӣ гуфт:

- Луқмаи лазизро баъд аз таомҳои дигар мехӯранд, то ки чошнии он то дер дар мазоҳ бимонад.

Ин таърифи бамаврид Осафиро рӯҳбаланд гардонд ва ӯ ғазалеро бо радифи «сафед» хонд. Ҷомӣ дар таҳсини ӯ гуфт:

- Мутақаддимин ғазалҳое бо радифи «сафед» бисёр гуфтаанд, ғазали Хоҷа Осафӣ беҳтарини онҳост, хосса байти қабл аз мақтаъ, он ҷо, ки мегӯяд:

Дар шафақ дид маҳи иду ишоратҳо кард,
Пири мо сӯйи майи сурх бабрӯи сафед.

[1] Рақиқ - суст, қабеҳ

## САВҲИ ҚАЛАМ

Гӯянд, Алишер Навоӣ девони қадимии Ҷомиро ба Абдусамад ном котиби хушнавис китобат фармуд. Девон бо лавҳ ва ҷадвалҳои нодиракорона ҳам зинат дода шуда буд.

Навоӣ ин нусхаро ба Ҷомӣ дод, ки агар котиб хатое карда бошад, бо қаламӣ худ ислоҳ кунад, ки сабаби обрӯи китоб мешавад. Ҷомӣ дид, ки котиб бисёр хато навишта, баъзе лафзҳоро аз пеши худ тағйир ва табдил додааст, нусхаро сар то сар бо қалами худ тасҳеҳ карда ва дар охири китоб ин қитъаро навишт:

Хушнависе чу оразы хубон,
Суханамро ба хатти хуб ороcт.
Лек ҳар ҷо дар ӯ зи саҳви қалам,
Гоҳ чизе фузуду гоҳе кост.
Кардам ислоҳ ман ба хатти хеш,
Лек н-омад чунон, ки дил мехост.
Ҳар чӣ ӯ карда буд дар шеърам,
Ман ба хаташ кусур кардам рост.

## ШЕЪРЕ БЕ ВАЗНУ ҚОФИЯ

Мегӯянд, ки яке аз муосирони Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ, ки Мавлоно Валӣ ном дошт, худро ба ҷумлаи шоирони машҳур нисбат доданӣ мешуд. Шеърҳои навиштаи ӯ ҳама бевазну қофия ва бемаъни буданд. Вақте ки Мавлоно Валӣ шеърҳои худро дар байни мардум мехонд, ҳама механдиданд ва аз рӯи истеҳзо ва тамасхур ба вай таҳсину офарин мегуфтанд.

Як рӯз Мавлоно Валӣ ба назди Абдурраҳмони Ҷомӣ омада, хоҳиш намуд, ки барояш маншурномае[1] навишта, ӯро дар байни шоирон ва зарифон обрӯманд гардонад.

---

[1] Маншурнома - имтиёзнома, фармон.

Ҷомӣ қоғазу қалам талабид ва барои мурооти хотираш ин руқъаро ба вай навишта дод: «Мавлоно Валӣ фақирро ба ҳузури худ мушарраф сохта, бо хондани ашъори диловез ва дилпазири худ бинавохт. Пояи шеъраш аз он баландтар аст, ки дар тангнои вазн ғунҷад ё касе тавонад онро аз мизони табъ бисанҷад».

## ОЗМОИШИ АДАБӢ

Мегӯянд дар маҷлиси яке аз шоҳзодагони темурӣ, ки Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ ва шоири муосираш Мавлоно Биноӣ низ ҳузур доштанд, сухан аз бадеҳагӯӣ мерафт. Шоҳзодаи темурӣ хост он ду танро дар ин фан имтиҳон намояд. Ба ин мақсад ба Ҷомӣ хитобан гуфт:

- Мехоҳам, ки чаҳор чиз - чароғ, ғирбол, нордбон ва турунҷ дар шеъре ғунҷонида шавад.

Ҷомӣ дар ҷавоб ин рубоиро хонд:
Эй гашта чароғи давлатат бадри мунир,
Ғирбол шавад синаи аъдот зи тир.
Бар паллаи нардбони ҳимматат неҳ пой,
В-аз авҷи фалак турунҷи давлат баргир.

Шоҳзода пас аз шунидани ин рубоӣ ба тарафи Биноӣ рӯ оварда, аз ӯ хоҳиш намуд, то ин чаҳор чизро дар шеъре биғунҷонад: манқал, тос, шарҳи Шамсия[1] ва кулоҳ.

Биноӣ гуфт:

Чун манқал агарчи дуди оҳе дорем,
Бар тоси фалак на коргоҳе дорем.
Бо мо сухане зи шарҳи Шамсия магӯ,
Мо низ аз намад кулоҳе дорем.

Шоҳзода ҳардуро бо инъом ва икром сарфароз намуд.

---

[1] Шамсия - номи рисолаест дар илми мантиқ.

## УМЕДИ ШОИР

Амир Музаффариддин Ҷаҳоншоҳи Карокуоғлу, ки ҳукумати Озарбойҷону Ироқро ба ӯҳда дошт ва душмани ҷонии темуриён буд, ба Ҷомӣ ихлоси том дошт ва боре, девони худро, ки қариб се ҳазор байтро дар бар мегирифт, бо ду ҳазор динор ба Ҷомӣ тӯҳфа фиристод ва аз ӯ дархост кард, ки ӯро бо кори хайре далолат кунад. Мавлоно Ҷомӣ дар ҷавоби ӯ навишт:

З-ин пеш раҳе буд зи Бағдоди ниёз,
Мавсил ба ҳарими васли он Каъбаи ноз.
Дорем зи шоҳи Ҳамадон чашм, ки боз,
Эмин шавад аз ҳароми он роҳи дароз.

Ин рубоӣ ба он ишорат мекард, ки роҳзанон дар роҳи Ҳамадон буданд ва бозаргону ҳоҷиён аз онҳо азият медиданд.

## ТАОМ

Боре Султон Ҳусайн Бойқаро фармуд, ки аз таоми базм ба Ҷомӣ низ фиристанд. Ба амри Навоӣ ҳиссае аз таом кашида, онро тавассути Хоҷа Даҳдор[1] ба Ҷомӣ равон карданд. Думбаи гӯсфанди фарбеҳе низ дар он таом мавҷуд буд.

Хоҷа Даҳдор назди Ҷомӣ таомро хеле таъриф кард ва Ҷомӣ пай бурд, ки Хоҷа Даҳдор ба он рағбату тамаъ дорад. Аз ин рӯ дунбаро наздаш гузошта ба хӯрдан таклиф намуд. Хоҷа Даҳдор дар як он думба ва таомҳои овардаашро тамом бихӯрд. Ҷомӣ рубоии зайлро навишта ба дасти Хоҷа Даҳдор дод, ки ба Навоӣ бирасонад:

Эй хоҷа, маро ба лутфи худ парвардӣ,

[1] Ғиёсиддин Даҳдор - таббох - ошпази моҳир ва яке аз ҳамсуҳбатону наздикони Навоӣ буд.

З-овардани пушти дунба фарбеҳ кардӣ.
Биншастию дунбаро ба рағбат хӯрдӣ,
Бурдӣ ба шикам он чӣ ба пушт овардӣ…

## МУКОЛАМА

Султон Ҳусайн Бойқаро, ки ҳангоми аз ҳаҷ баргаштани Ҷомӣ дар Балх буд, ба пешвози Ҷомӣ расуле фиристод. Баъди фурсате қосиде аз Навоӣ омад, ки номае дошт ва дар он ин рубоӣ ҳам сабт гардида буд:

Инсоф бидеҳ, эй фалаки минофом,
То з-ин ду кадом хубтар гоҳи хиром?
Хуршеди ҷаҳонтоби ту аз ҷониби субҳ,
Ё моҳи ҷаҳонгарди ман аз ҷониби шом?

Ҷомӣ аз ин паёми шогирдаш ба шавқ омада, қосидро бо салому дуруд ба ҷонибаш фиристонида, дар руқъае ин рубоиро дарҷ кард:

Бо килки ту гуфт нома, к-эй гоҳи хиром,
Сад туҳфаи хуш ба Рум оварда зи Шом.
Гар пои ту дар миён набошад, нарасад,
Маҳҷуронро зи ҷониби дӯст паём.

## УКДАИ ШОИР

Мегӯянд шоири тозакоре назди Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ, ки дар зарофат ва ҳозирҷавобӣ аз яккатозони даврони хеш буд, рафт ва гуфт:

- Чизе дар дили ман гиреҳ шуда ва вақти маро нохуш медорад ва аз он афсурдагӣ ба ҳама аъзои ман мерасад ва мӯй бар андоми ман рост мешавад.

Ҷомӣ бо зарофати хосе пурсид:

- Ҳеҷ шеъре ба тозагӣ гуфтаӣ, ки бар касе нахонда бошӣ?

Шоир гуфт:

- Оре.

Ҷомӣ гуфт:

- Бихон!

Шоир хонд.

Ҷомӣ гуфт:

- Бори дигар бихон!

Шоир бихонд то се навбат.

Ҷомӣ гуфт:

- Бархез, ки наҷот ёфтӣ. Ин шеър дар дили ту гиреҳ шуда буд ва хастагии он ба берун сироят мекард, чун аз дили худ берун кардӣ, халосӣ ёфтӣ.

## ВАСИЯТ

Шоир Мавлоно Лутфӣ дар синни наваду нӯҳсолагиаш дар бистари беморӣ ва дар ҳолати сакарот матлаеро бо радифи «афтад» навишта, ба Ҷомӣ дод, ки ӯ аз ин матлаъ ғазале сохта, онро дар девонаш дарҷ намояд. Матлаи мазкур ин аст:

Гар кори дили ошиқ бо кофари Чин афтад.
Беҳ з-он, ки ба бадхӯе бемеҳр чунин афтад.

Ҷомӣ васияти шоири марҳумро ба ҷо оварда, ғазали зайлро бо радифи «афтад» навишт ва онро ба девонаш дохил кард:

Гар кори дили ошиқ бо кофари Чин афтад,
Беҳ з-он, ки ба бадхӯе бемеҳр чунин афтад.
Ҷое, ки бувад тобон хуршед, макун ҷавлон,
Ҳайф аст, к-аз он боло соя ба замин афтад.
Ҳар ҷо, ки ҷаҳад барқе аз оташи ишқи ту,
Сад дилшударо оташ дар хирмани дин афтад
Ишқи ту ба меҳру кин ҳарчанд, ки зад қуръа,

Мушкил, ки ба номи ман қуръаи қин афтад.
Меҳроби ҳузур омад моро хами абрӯят,
Дар вай зи хатои мо мапсанд, ки чин афтад.
Ҳар лаҳза занам оҳе, бошад, ки аз ин новак,
Сайёраи идборам[1] аз чархи барин афтад.
Ҷомӣ чу сухан ронад аз лаъли шакарборат,
Бар доманаш аз дида дурҳои симин[2] афтад.

## СУОЛУ ҶАВОБ

Ҳусайн Бойқаро рӯзе дар авҷи базми айшу нӯш аҳли маҷлисро аз назар гузаронида, ба Навоӣ, ки дар дасти рости ӯ менишаст, гуфт:

Дар маҷлиси мо ҳузури ҳазрати олимақоме, ки имрӯз дар тамоми арсаи олам шабеҳи ӯ касе аз худовандони камоли илму ирфон ба хотири ҳеҷ кас аз ғоибу ҳозир дар намеояд, камӣ мекунад.

- Шумо ҳазрати Махдумиро мегӯед? - пурсид Навоӣ.

Подшоҳ ба аломати тасдиқ сар ҷунбонда, навкареро ба суроғи Ҷомӣ фиристод. Фурсате аз рафтани навкар нагузашта буд, ки надиме назди Ҳусейн Бойқаро даромада, бо таъзим арз кард:

- Ҳазрати Махдумӣ омада буданд, базмро дида, баргашта рафтанд. Ҳар қадар илтимос кардем, илтифот накарданд.

- Зуд рафта он касро бозоред! Албатта он кас аз роҳи тақво ба ин ҷо надаромадаанд.

Пас аз чанде надим баргашта, лифофаи коғазеро ба шоҳ дароз кард. Шоҳ онро кушода чашм давонд ва ба воқеанигораш дода фармуд, ки хонад. Дар коғаз ин шеър навишта шуда буд:

На зуҳд омад маро монеъ зи базми ишратандешон,

[1] Идбор - бахтбаргашта

[2] Симин - киноя аз қатраҳои сиришк

Ғами худ дур медорам зи базми ишрати эшон.
Ба ҷое, к-атласи шоҳон, нашояд фарши роҳ, ҳошо,
Ки роҳи қурб бояд далқи гардолуди дарвешон.

Чун воқеанигор ин навиштаи Ҷомиро хонд, аз ҳар сӯ садои таҳсингӯӣ ба шоир баланд гашт.

Ҳусейн Бойқаро ба воқеанигор фармуд, ки аз забони ӯ ин ҷавобро нависад:

Нашояд маҷмаеро гуфт: «Базми ишратандешон»,
Ки набвад партави рӯят чароғи маҷлиси эшон.
Ба ҷуз ташвиш набвад тахту ҷоҳу атласи шоҳӣ,
Хушо, кунҷи фароғу далқи гардолуди дарвешон.
Ҳусейнивор аз пири муғон ҷӯяд, қадаҳ, то шуд,
Чу дурри ҷоми Ҷомӣ бодаи лаъли ҷигаррешон.

## ҚАСОС

Гӯянд, ки дар Бағдод Фатҳи ном марде, ки аслан аз Ҷом буд, барои аз Ҷомӣ қасос гирифтан нусхаи дафтари аввали «Силсилат-уз-заҳаб»-ро, ки шоир ба расми ёдгор ба китобхонаи Мадина мебурд, дуздида, чизи туҳматомезе навишта дар байни китоб монд.

Рофизиёни[1] Бағдод аз ҳуҷуми рӯирост ибо карда бошанд ҳам, дар яке аз мадрасаҳои бузургтарини шаҳр маҷлиси серодаме оростанд, ки ҳокими вилоят Мақсудбек низ он ҷо ҳузур дошт. Сӯҳбати аҳли фазл тафсид. Аммо дар ин миён рофизии ҷавоне китоберо оварда, бидуни иҷозат пеши ҳоким гузошт.

-Ин чист? - пурсид Мақсудбек.

-Китоб, -гуфтанд.

- Ин китоб не, музахфарот, номаи рӯсиёҳи ин бадбахт! - фарёд бардошт он рофизӣ ва дасташро шоф карда, ангушти шаҳодаташро тирвор ба тарафи Ҷомӣ гардонд.

[1] Рофизӣ - шахсе аз пайравони мазҳаби шиа

Ҳозирон ва дар қаторашон ҳоким низ моту мабҳут шуданд. Танҳо Ҷомӣ лабханде карду бо аломати афсӯс сар ҷунбонда монд. Ғулғула давом мекард. Рофизии дигаре бархоста, ба Мақсудбек боадабона гуфт:

- Давлатпаноҳо, худ бифармо, бо он касе, ки дар ҳаққи Шери Худо носазо мегӯяд, чӣ гуна мебояд буд?

Ҷомӣ сухани ӯро бурид:

- Мо аз инҳо, ки ту мегӯӣ, хабар надорем.

Рофизӣ китобро бардошта ба хондан шурӯъ кард. Шеър аз таҳқири Алӣ сар мешуд.

Ҷомӣ тирвор хеста китобро аз дасти рофизӣ гирифт ва ба ҳозирон фаҳмонд, ки нӯҳ байти мобайн аз вай нест ва он бо хати каси дигар дар коғази бағдодӣ китобат шудааст.

Ҳозирон китобро бо навбат гирифта зеҳн монданд ва ҳақиқати суханони Ҷомиро тасдиқ карданд.

- Чун мо ба тартиб ва танзими ин китоб пардохтем ва амиралмӯъминин Алиро таъриф ва тавсиф намудем, аз сунниёни Хуросон пайваста ҳаросон мебудем, ки моро рофизӣ нахонанд, надонистем, ки дар хиттаи Бағдод ба болои хушунати ин тоифа гирифтор хоҳем шуд? Аслан аз ин ғавғою низои пурнакбати шиию суннӣ ба ҷон расидем, ин фитна оламро хароб мекунад, - гӯён Ҷомӣ рубоии зеринро хонд:

Эй муғбачаи даҳр, бидеҳ ҷоми маям,
К-омад зи низои суннию шиӣ каям.
Гӯянд, ки Ҷомиё, чӣ мазҳаб дорӣ?
Сад шукр, ки сагсуннию харшиӣ наям.

Рӯзи дигар Ҷомӣ чун шунид, ки бо амри Мақсудбек он туҳматчиро қатл карданиянд, наздаш рафта, бо илтимос ӯро аз ин кор боздошт.

## ҶОМӢ ВА ҲУСАЙНИ БОЙҚАРО

Мавлоно Ҷомӣ суҳбату дидори зеборӯёнро дӯст медошт ва ҳамчун орифи роҳи ҳақ ва муршиди роҳравони тариқат ҷавонони зиёде ба наздаш меомаданд ва аз ӯ дарси шеъру адаб ва тасаввуф меомӯхтанд.

Як ҷавоне бо номи Ҳамдам, ки хеле зебо ва хушодоб буд, ба назди Мавлоно Ҷомӣ бисёр меомад ва аз суҳбати устоди худ зиёд баҳравар мегашт. Ҷомӣ ҳам ин шогирдашро хеле дӯст медошт ва эҳтиром мекард. Ин рафтори Ҷомӣ боиси рашки ҳасудон мегардад. Душманони Мавлоно Ҷомӣ ба подшоҳи давр Мирзо Ҳусейн Бойқаро хабар мерасонанд, ки Ҷомӣ шоҳидбозӣ мекунад ва Ҳамдам ҳамарӯза дар суҳбати Мавлоно мебошад.

Ҳусейн Бойқаро ҳарчанд ба валигӣ ва покизагии Мавлоно Ҷомӣ бовар дошт ва худро аз мухлисони ӯ ҳисоб мекард, боз ҳам хост, ки санҷиш гузаронад.

Подшоҳ як шом хилъати сурхи худро, ки онро ҳангоми ғазаб ва ҳукми қатл баровардан ба касе мепӯшид, бар тан карда, ба ҳавлии Ҷомӣ меравад ва дар паси дар истода, сӯҳбати Ҷомиро бо шогирдаш гӯш мекунад. Ҷомӣ фавран ба Ҳамдам мегӯяд:

- Душманон бадзабонӣ кардаанд, подшоҳ ба гапи онҳо фирефта шуда, барои ғазаб кардани ману ту омадааст, - ва ин байтро мехонад:

Ҷомагулгуне даромад аз дари кошонаам,
Хез, эй Ҳамдам, ки афтод оташе дар хонам.

Ҳусейн Бойқаро аз паси дар ин суханҳоро шунида, маҷбур мешавад ба хона дарояд. Бо изҳори узр ва пушаймонӣ ин байтро мегӯяд:

Сад ҷигар хун кардам, то ҷома гулгун кардам,
Ҷома гулгун кардам, аммо киро хун кардам?

Подшоҳ пас аз ин бадгӯёнро аз даргоҳаш меронад ва эътиқодаш ба Ҷомӣ боз ҳам бештар мегардад.

## ҶОМӢ ВА ШОГИРД

Яке аз бузургзодагони Ҳирот фарзандашро барои омӯзиши забон ба ҳузури ҳазрати Нуриддин Абдурраҳмони Ҷомӣ бурд. Ҳазрати Ҷомӣ дарси ӯро аз «Сарфи мир» оғоз карданд. Аввалин дарсро гуфтанду баъд ба шогирд, ки роҳаш аз миёни бозорчаи шаҳр буд, таъкид намуданд, ки дарсро чандин рӯз такрор намояд. Писар рафт ва бо шавқу дилбастагӣ дарсашро хуб такрор кард ва дар ҳофиза ҷой дод. Вақте ба ҳузури устоди худ расид, Ҷомӣ ба ҷои дарс аз вай пурсиданд:

- Пешаварон ва мардумони бозор дар чӣ кор машғул буданд?

Шогирд ҷавоб дод:

- Ҳазрати устоди бузургвор, ман ба кори мардум ғаразе надоштам, ҳар кас ба шуғли худ масруф буд.

Ҳазрати Ҷомӣ сар шӯр доданд ва гуфтанд:

- Ту ҳанӯз дарсатро хуб наёмӯхтӣ, бирав боз ҳам хуб бихон!

Писарак шитобон рафт ва чунон ба дарс машғул шуд, ки аз он беҳтар имкон надошт. Дар роҳи мадраса бо диққат ба дӯкондорону пешаварон нигарист. Дид, ки ҳар кас ба кори худ машғул буд. Ҷомӣ боз ҳам ба ҷои дарс аз ӯ пурсиданд:

- Мардум ба чӣ кор машғул буданд?

Ҷавонак бо эҳтиром ҷавоб дод:

- Ман ба онон диққат кардам ва чизи фавқулоддае наёфтам. Ҳама ба касбу кори худ иштиғол доштанд.

Ҳазрати Ҷомӣ ӯро боз пас фиристоданд ва гуфтанд:

- Писарам, боз ҳам бихон ва хуб бихон!

Ин дафъа писарак чунон дар дарс ғарқ шуд, ки бидуни он чизе барояш воқеият надошт. Рӯзи дигар дар бозорча бо

тааҷҷуб дид, ки ҳама дӯкондорону пешаварон ва харидорон дарси ӯро такрор мекунанд. Писарак ҳайратзада ба ҳузури устод Ҷомӣ расид ва бо тааҷҷуб гуфт:

- Устоди бузургвор, ман турфа аҷоиботеро дар бозор дидам. Ҳама дарси маро такрор мекарданд. Ҳатто дӯкондорону харидорон ҳамагиашон дарси маро мехонданд.

Мавлоно Ҷомӣ пас аз он, ки ба шогирди ҳаяҷонзада гӯш доданд, фармуданд:

-Ҳоло ту дарсатро хуб ёд гирифтаӣ, ман ба ту дарси ҷадид мегӯям ва баъд ба тадриси бузургзода пардохтанд.

## ШАҲРИЁРИ ЯК ГУЛИСТОН

Овозаи шоир Наҷмии Ҳиндиро Мавлоно Ҷомӣ борҳо шунида, ба дидораш расиданро орзу мекарданд. Ин муҳаббати Мавлоноро нисбати худ шунида Наҷмӣ барои дидани Ҷомӣ ба шаҳри Самарқанд меояд. Онҳо ҳамдигарро намешинохтанд. Рӯзе тасодуфе рух дод: дар Регистони шаҳр Мавлоно як шахси ҳиндумонандро дучор омаданд, ки дар тан либоси чиркин дошт. Хостанд худро аз ӯ ба канор гиранд. Наҷмӣ пай бурд, ки он шахс Мавлоно Ҷомӣ, сари роҳашро гирифта гуфт:

Шаҳриёри як гулистонем, аз мо ор нест
Он ки рухсори туро гул кард, моро хор кард.

Мавлоно ин суханонро шуниданд ва гуфтанд:

- Ту кистӣ, ки суханат ин қадар ширину самимист?

- Ман Наҷмии Ҳиндӣ ҳастам, ба зиёрати Мавлоно Ҷомӣ омадам. Мавлоно Ҷомӣ Наҷмиро ба оғӯш гирифтанд.

## ЧАНОРИ ҶОМӢ

Ривоят мекунанд, ки Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ аз Ҳирот ба мамлакати Чағониён, яъне Ҳисори Шодмон, ба

зиёрати Мавлоно Яъқуби Чархӣ, ки аз шогирдони ҳазрати Баҳоваддини Балогардон ба ҳисоб мерафт, сафар кардааст. Мавлоно Яъқуби Чархӣ Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомиро хуб пазируфта, муддате меҳмондорӣ карданд. Мавлоно Ҷомӣ ба илму дониш, фазилату манзалат ва хислатҳои олию одамгарии Мавлоно Яъқуби Чархӣ қоил мешаванд. Ба чашми худ мебинанд, ки чӣ тавр алломаи замон, инсони бузург дар қатори дигарон замин каланд мекунанд, дона бар замин мепошанд, ниҳол мешинонанд, боғ ободмекунанд.

Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ рӯзи ба ватанашон шаҳри Ҳирот баргаштан, дар соати видоъ бо Мавлоно Яъқуби Чархӣ асои хушкашонро бар замини назди масҷид мехалонанд. Муддате мегузарад ва он асои хушк аз дами Мавлоно Яъқуби Чархӣ сабз мешавад ва ба мурури замон ба чанори бузург мубаддал мегардад. Ба ривояте он чанори сабз, ки имрӯз ҳам зеби масҷиди Мавлоно Яъқуби Чархӣ аст, панҷсад сол умр дорад ва мардум имрӯз ҳам ба ифтихор онро чанори Ҷомӣ мегӯянд.

## ҲАМСӮҲБАТИ САФАР

Султон Ҳусайни Бойқаро Мирзо Ҳусайни Абевардиро ба сафорати назди Султон Мирзо Яъқуб ҳукмрони Озарбойҷон ва Ироқ фиристод ва ҳадоёи бисёр низ ба ӯ супурд, ки ба Султон Мирзо тақдим кунад ва супориш кард, аз китобхонаи салтанатӣ чанд ҷилд китоб низ барои вай дода шавад ва дар ҷумлаи онҳо китоби Ҷомӣ ҳам бошад.

Вақте ки Мирзо Ҳусайни Абевардӣ ба Табриз расид ва ба дарбори Султон Мирзо Яъқуб борёфт, Султон бисёр навозиш намуд ва аз ранҷи сафар «Монда набош» гуфт ва аҳвол ва саргузашти байни роҳро ҷӯё шуд. Амир Ҳусайн гуфт:

- Ин сафар бисёр бар ман хуш гузашт, зеро дар сафар мусоҳибе доштам, ки аз файзи суҳбати ӯ бисёр баҳраманд шудам ва ҳеҷ гуна малоле барои ман аз ранҷи роҳ ҳосил нашуд.

Султон Яъқуб Мирзо пурсид:

- Ин мусоҳиби азиз кадом шахс буда ва акнун куҷост?

Мирзо Ҳусейни Абевардӣ чун аз иштиёқи бисёри Султон Мирзо Яъқуб ба мутолиаи куллиёти Ҷомӣ хабар ёфта буд, дар ҷавоби вай гуфт:

- Мусоҳиби ман, ки ранҷи сафарро барои ман осон ва қобили таҳаммул сохт, китоби куллиёти ашъори Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ аст, ки ҳазрати Султон ба ҷиҳати саркори подшоҳ ҳадя фиристонда ва ҳар вақт, ки дар роҳ барои ман малолате рух менамуд, ба мутолиаи он машғул мешудам.

Яъқуб Мирзо, ки муддатҳо орзуи мутолиаи осори Ҷомиро дошт, амр намуд, то он китобро ҳозир кунад. Мирзо Ҳусайни Абевардӣ яке аз ҳамроҳони худро барои овардани китоби мазкур фиристод.

## ТАЪРИФИ АНВОИ АНГУР

Пире аз бузургони Самарқанд, ки риши дароз дошт, рӯзе бо ду писари худ пеши Абдурраҳмони Ҷомӣ омад. Писарони ӯ сифати ангурҳои диёри худро мекарданд ва дар аснои сӯҳбат гуфтанд:

- Дар вилояти мо ангуре ҳаст сиёҳ, болида ва сершира, ки онро «риши бобо» мегӯянд, аммо дар Хуросони шумо чунин ангур нест.

Абдурраҳмони Ҷомӣ фармуд:

- Мо низ ангури сиёҳ, болида ва ширин дорем, ки онро «хояи ғуломон» мегӯянд ва «хояи ғуломон»-и мо беҳ аз «риши бобо»-и шумост.

## ТАЪБИРИ ХОБ

Шоири беҳудагӯе пеши Абдурраҳмони Ҷомӣ гуфт:

- Дишаб Хоҷаи Хизр алайҳисаломро дар хоб дидам, ки оби даҳони муборакашро ба даҳонам андохт.

Ҷомӣ гуфт:

- Ғалат дидаӣ! Хизр мехост ба рӯю риши ту туф кунад. Ту даҳон боз доштӣ ва туфи ӯ ба даҳонат афтодааст.

## ҶОМӢ ВА РАҚИБИ Ӯ

Мавлоно Ҷомӣ ҳамчунон ки машҳур ва мавриди таваҷҷуҳи ҳамагон қарор гирифта буд, ҳасодати дигар шоиронро низ бармеангехт. Аз ин рӯ мегуфтанд, ки Ҷомӣ шеъри дигаронро мегирифтааст. Яке аз рақибон замоне, ки Ҷомӣ роҳии ҳаҷ буд, ин абётро пахш намуд:

Эй боди сабо, бигӯ ба Ҷомӣ,
Он дузди суханварони номӣ.
Бурдӣ суханони куҳнаву нав,
Аз Саъдию Анварию Хусрав,
Акнун, ки сари Ҳиҷоз дорӣ,
Оҳанги ҳиҷози соз дорӣ.
Девони Заҳири Форёбӣ,
Дар Макка бидузд, агар биёбӣ.

## ҒАЙБАТИ ҶОМӢ

Мегӯянд, Коҳии Самарқандӣ, ки аз ҷумлаи шогирдони Абдурраҳмони Ҷомӣ буд, гоҳ-гоҳ бо Ғаззолӣ шоири машҳадӣ мушоира ва мутоиба менамуд.

Рӯзе хони замон Коҳиро назди худ даъват намуда гуфт:

- Мардум ба ин ақидаанд, ки шумо бо Мавлоно Ғаззолӣ муҳаббат ва вафоқ медоред. Мехоҳам, ҳақиқати ҳол бар мо равшан шавад.

Коҳӣ бадеҳатан ин рубоиро гуфт:
Коҳӣ чу Ғаззолӣ шоҳи мулки суханам,
З-он рӯй ситоянд бар ҳар анҷуманам.
Гӯянд, ки: Ҷомию Алишер, ки буд,
Ҷомист Ғаззоливу Алишер манам.

Ниёзии шоир суханони Коҳиро нисбат ба ин ду шоири бузург густохӣ дониста, ба онҳо сахт ҳамла кард:

Коҳию Ғаззолӣ он ду лойақли маст,
Дар ғайбати Ҷомию Навоӣ зада даст.

# ЗАМИМА

## ДАР СИТОИШИ МАВЛОНО ҶОМӢ (НАСР)

«Дари майхонаи Ҷомӣ то кушода шуд, маҷлиси риндони номӣ дар ҳам шикаст ва арӯси бикри фикр то номзади ин марди маънӣ шуд, парданишони ҳуҷраи даъво ранҷуру беҳосил шуданд. Тӯтиёни шакаршикани Ҳиндро мусаввадаи девону муншаоташ хомӯш сохт ва ширинзабонону саворони майдони Форс то шаҳди ашъораш нӯшиданд, дигар ангушт бар намакдони каломи малеҳгӯён назаданд:

Ҷоми ҷонафзои Ҷомӣ ҷуръаи тавфиқ ёфт,
Шӯриши ӯ бурд завқ аз шеъри ширини Камол.
Кавкаби саъди вай омад сонии Саъдиву Нур,
Кард наҷми толеаш бо саҳми Хусрав иттисол.
Ҳолиё ӯ хусрави фазл асту мозӣ дигарон,
Пеши доноён зи мозӣ ҳаст возеҳ фазли ҳол.

Ҷаноби Мавлоно имрӯз умедгоҳи толибони илму маърифат ва паногоҳи саодатҳои ҷовидонист ва султони атрофи олам аз дуо ва ҳиммати бандагии Мавлоно истифода мегиранд ва фозилони дунё ба маҷлиси олии ӯ восита меҷӯянд. Ва девони шарифаш зевари маҷлиси фозилони Рум аст ва муншаоти латифаш дебочаи нодиракориҳои аҳли Шом…»

Давлатшоҳи Самарқандӣ

«Он замон, ки мани фақир машғули хидмат будам, ҳамеша ба он Ҳазрат (яъне ба Ҷомӣ) аз бобати истихлосам илтимос менамудам. Эшон ба навъе маро таскин медоданд. Ҳангоме ки дар Марв будам, аз машаққати мулозимат ва

зиёдати корҳо ба танг омада, ба хидматашон касеро фирифиристода ва ин рубоиро дар руқъа навиштам:

То кай чу сабо ҳар тарафам мегардӣ?
Хоҳам, сӯи сарви худ кунам пайсипарӣ.
Фарёдкунону хокбарсарфиканон,
Гӯям, ки халосам деҳ аз ин дарбадарӣ.

Эшон номаи маслиҳатомезе фиристода буданд. Номаи мазкур аз эшон ба Марв расид, ки дар охираш ин ду байт марқум буд:

Ҷуз ин коре мабодат гоҳу бегоҳ,
Ки дар зилли залили давлати шоҳ.
Хати ҳаззи худ аз дил бартарошӣ,
Барои ҳақ панохи халқ бошӣ.
Ба ду байти мазкур ин ҷавобро навиштам:
Ба тавқеи вакӯиш баҳраёбам,
Ба амраш чун қалам сар барнатобам».

Алишер Навоӣ

«Мавлоно ҳеҷ вақт аз ойини назм холӣ набудаанд».

Алишер Навоӣ

«Ҳазрати эшон (яъне Ҷомӣ) доимулавқот шуғли шеъру шоирӣ медоштанд ва андеша бар он мегумоштанд, чи дар авоили ҳол, ки дар авқоти камол. Аммо андаке аз авқот ба он масруф мегашт.

Ҳазрати эшон ба таснифи ҳар китобе ва тартиби ҳар рисолае, ки шуғл мефармуданд, ба андак фурсате ба итмом мерасониданд.

Аксари авқот бар рӯи хок менишастанд ва ғолибан қабои остинкушода мепӯшиданд. Гоҳе, ки қабо ба дӯши мубораки эшон мебуд, бардошта ба зери пой меандохтанд. Мефармуданд, ки ҳам палос асту ҳам либос. Дар зери либос

мутафаррид буданд, бар ҳар сурат, ки бармеомаданд, дил-дилкаш буд. Гоҳ қабо пӯшиданди ва гаҳ ҷубба, гоҳ алоқа аммома гузоштанди ва гоҳ не ва гоҳе якгӯша гузоштанди ва гоҳ гирд ва гоҳе бар баногӯш ва гоҳе бар қафо гузоштанди. Ҷамеи ҳаракат ва сақаноти ҳазрати эшон хушоянд ва писандида буд».

Абдулғафури Лорӣ

«Ҷомӣ дар асри худ бисёр машҳур буда, шояд камтар шоири форсизабон ба андозаи Ҷомӣ дар замони худ муаззам ва муҳтарам буда бошад. Аз китобҳо бармеояд, ки ҳамаи шуаро ба ӯ таваҷҷуҳ доштаанд ва ағлаби шуаро ашъоре, ки мегуфтанд, барои ӯ мехонданд ва ӯ ислоҳ мекардааст. Ҷомӣ дар асри худаш на танҳо дар миёни мо, балки дар кишварҳои бегона низ мунтаҳои шуҳрат гирифтааст. Осори Ҷомиро дар Туркия ва Ҳиндустон мехонанд ва нусхаҳои мутааддид ҳам аз осори Ҷомӣ, ки бо дастони худи ӯ навишта шудаанд, ба ин кишварҳо ирсол гардидаанд ва ҳамин ҷиҳат аст, ки осори Ҷомӣ тақрибан дар тамоми китобхонаҳои ҷаҳон мавҷуд мебошад».

Саид Нафисӣ

«Ҷомӣ дар осори худ соҳирона такомули панҷсадсолаи адабиёти гузаштаро ҷамъбаст мекунад».

Е.Э. Бертелс

«Шоири бузург агарчанде пири нақшбандия буд, шайхони ҷоҳилро, ки мардуми авомро фиреб дода, ба гумроҳӣ меандохтанд ва аз дину шариат доми ҳилаву тазвир месохтанд, сахт ба зери танқид мегирифт».

Мирзо Турсунзода

Ҷомӣ дар шеър мартабаи баланд дорад, чунонки ӯро ба ҳақ охирин устоди бузурги шеъри қадими форсӣ бояд шумурд. Ӯ бо расми устодони пешин аз ҳама иттилооташ дар шоирӣ истифода мекарда ва дар баёни матлаби худ ба

ҳамон суҳулат аз уҳда бармеояд, ки шуарои муқтадири порпорсигӯ чу Ҳофиз, Хоқонӣ ва Низомӣ… Вижагии муҳими шеъри Ҷомӣ мунтахаб будани алфоз ва истеҳкоми ибороти онҳост. Дар суханаш ифрот ва тафритҳои муосирони ӯ дида намешавад ва мекӯшад, то ба каломи пухтаву устувори худ пой бар ҷои устодони пешин ниҳад ва дар ин роҳ ҳамвора муваффақ ва комёб аст».

Забеҳуллои Сафо

«Чизе, ки осори Ҷомиро ба рӯзгораш ривоҷ дода, дар Эрон ва Афғонистон ва Ҳинд ва Туркия мехонанд, ҳамоно содагӣ дар таъбир ва дурустии баёни ӯ буд».

Муртазо Мударриси Гелонӣ

«Ҷомӣ дар шоирӣ овозаи баланд дошт, аммо дар ҳақиқат, шоириро фуруди шаъни хеш медид ва гоҳ-гоҳ аз он изҳори малол мекард. Бо ин ҳама дар шоирӣ бешу кам саромади муосирони хеш буд. Таваҷҷуҳ ба саноат ва исрор дар итноб шеъри ӯро ғолибан малолангез кардааст. Бо ин ҳама қудрате, ки дар тарҷумаи мазомини арабӣ ба шеъри форсӣ дорад, қобили таваҷҷӯҳ аст. Ҳеҷ яке аз шоирони қадимаи сӯфӣ андешаи ваҳдати вуҷудро ба дурустиву рӯшании ӯ баён накардааст. Чунон ки каломи Шоҳ Неъматуллоҳи Валӣ дар ин боб лутфу ранги шоирона надорад ва шеъри Шамси Мағрибӣ ҳам аз равшании баёни Ҷомӣ бебаҳра аст».

Абдулҳусайни Зарринкӯб

«Тавон гуфт, ки Ҷомӣ бузургтарин шоир ва адиби қарни нуҳум ва охирон шуарои бузурги мутасаввифа аст, ки исми ӯро метавон дар радифи Анвариву Саъдиву Ҷалолиддину Ҳофизу Фирдавсӣ бурд…».

Ризозода Шафақ

«Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ аз нуқтаи назари дар сарчашмаҳои адабӣ акс ёфтани ҷараёни зиндагиаш дар таърихи афкори ҷамъиятии мардуми тоҷик ва дигар халқҳои эронинажод бо ҳеҷ як аз мардони таърихӣ қобили муқоиса нест. Мо дар таърихи илму адабиёти ин халқҳо шахсеро пайдо карда наметавонем, ки лаҳзаҳои ҳассоси зиндагии ӯ, чи дар таълифоти худи ҳамон шахс ва чи дар осори муосирони вай то дараҷаи ҳаёти Ҷомӣ ҳаматарафа баён карда шуда бошад».

Абдулғанӣ Мирзоев

«Ҷомӣ дар асри XV на танҳо давомдиҳандаи анъанаи хамсанависӣ, ҳатто бавуҷудоварандаи анъанаи нави ҳафтаврангнависӣ ҳам мебошад. Ғайр аз ин, дар таркиби «Хамса» тағйирот дароварда, ба ҷои достони «Хусраву Ширин» «Саломон ва Абсол», ба ивази «Ҳафт пайкар» «Юсуф ва Зулайхо»-ро дода, моҳияти ҳикоя ва афсонаҳои романтики достонҳои Низомию Амир Хусравро бо мафҳуми фалсафаи тасаввуфӣ-динӣ тағйир дод. «Искандарнома»-и Низомӣ ва «Оинаи Искандарӣ»-и Амир Хусравро, ки мазмуни таърихӣ ва афсонавӣ дошт, низ бо хираднома иваз кардааст».

Холиқ Мирзозода

«Ҷомӣ дар муддати иқомати худ дар Самарқанд бо пайравони тариқати суфияи нақшбандӣ, ки дар он давра дар Осиёи Миёна хеле равнақ ёфта буд, шиносоӣ пайдо кард ва ба ин тариқат пайваст. Нақшбандия яке аз тариқатҳои бо аҳкоми асосии ислом наздиктари тасаввуф буда, аз пайравонаш бо меҳнати худ зиндагӣ кардан, доимо бо халқ будан ва дар зикру ибодат аз худнамоӣ ва зоҳиророӣ дур буданро талаб мекард. Ҷомӣ, ки тамоми ҳаёт ва эҷодиёташро вақфи хизмати халқ карда буд ва аз нафъи худ гузашта ба умум хизмат кардан ва манфиат расониданро вазифаи инсонии ҳар кас мешумурд, ба ин

ишораҳои авомфиребонаи нақшбандиён бовар кард. Ӯ намефаҳмид ва дар замони худ фаҳмида ҳам наметавонист, ки ин ишораҳо барои ба ғафлат андохтани халқ фақат доме мебошанду бас. Дар замони худи Ҷомӣ пешвоёни ин тариқат аксар касоне буданд, ки порсоӣ ва сӯфигиро барои гирд овардани сарват, барои ба ғафлат андохтан ва боз ҳам зиёдтар истисмор кардани халқ восита ва ниқобе қарор дода буданд. Бесабаб нест, ки Ҷомӣ дар мавқеи тасаввуф истода бо ҳамин гуна шайхон, бо ҳамин гуна зоҳидоне, ки қаламрави давлати темуриёнро мисли занбӯрхона пур карда буданд, мубориза мебурд. Дунёпарастӣ ва ҷоҳталабии онҳоро фош ва бо овози баланд ба ҳама эълон мекард ва мегуфт:

Ҳазар аз сӯфиёни шаҳру диёр,
Ҳама номардуманду мардумхор.
Корашон ғайри хобу хӯрдан не,
Ҳеҷашон фикри рӯзи мурдан не».

Муҳаммад Осимӣ

«Эҷодиёти Абдурраҳмони Ҷомӣ дар инкишофи адабиёти классикии тоҷик аз асри XV то ибтидои асри XX нақши муайяне гузоштааст. Ин шоири бузург комёбиҳои адабиёти форс-тоҷикро аз Рӯдакию Фирдавсӣ ва Низомии Ганҷавӣ ва Саъдию Ҳофиз ва Камоли Хуҷандиву Хусрави Деҳлавӣ ҷамъбаст намуда, асарҳое ба вуҷуд овардааст, ки дар рӯҳи беҳтарин анъанаҳои гузаштагон эҷод шудаанд, он анъанаҳоро такмил додаанд ва ба онҳо қувваи наве бахшида, муҳимтарин қисми онҳоро ба давраи минбаъдаи тараққиёти адабиёти тоҷик гузаронидаанд. Аксари беҳтарин анъанаҳои адабиёти асрҳои X-XV ба давраҳои баъдинаи адабиёти тоҷик, аз ҷумла ба адабиёти советии тоҷик ба воситаи эҷодиёти Ҷомӣ гузаштааст».

Муҳаммадҷон Шакурӣ

«Абдурраҳмони Ҷомӣ (1414-1492) дар осмони паҳновари илму адаби форсу тоҷик аз ситораҳои дурахшонтарин буда, бо андешаҳои олӣ, нерӯи халлоқонаи дониши доманадор ва ҷомеияти фавқулодда дар фарҳангу адабиёт дар радифи суханварони бузург ва донишмандони сутург - Рӯдакӣ, Фирдавсӣ, Берунӣ, Абӯалӣ ибни Сино, Носири Хусрави Қубодиёнӣ, Абдуллоҳи Ансорӣ, Умари Хайём, Низомулмулк, Ҳоқонӣ, Низомӣ, Аттор, Саъдии Шерозӣ, Ҷалолиддини Румӣ, Насриддини Тусӣ, Ҳофизи Шерозӣ, Убайди Зоконӣ, Камоли Хуҷандӣ, Шарафиддин Алии Яздӣ, Мирхонд ва дигарон гирифта ба чунин мақоми арҷманд сазовор аст, ки ӯро дар Шарқу Ғарб баъзеҳо хотимаушшуаро, ҷамъ дар назм баъди Фирдавсию Анварию Саъдӣ пайғамбари чаҳорум ва гурӯҳе ҷамъбасткунандаи тамоми муваффақиятҳои даврони классикии адабиёти форсу тоҷик (асрҳои 1X- XV) медонад. Таърихи адабиёт, афкори иҷтимоию сиёсӣ, фалсафию ахлоқ, тасаввуф, ирфон ва умуман, симои маънавии халқи моро бидуни шахсият ва эҷодиёти ин чеҳраи бузурги эҷодӣ наметавон тасаввур кард.

Абдурраҳмони Ҷомӣ дар пайравии инсондӯстони пешинаи адабиёти форсу тоҷик некӯкорӣ, меҳнат, адлу дод, илму фарҳанг, сулҳу сафо, бародарӣ, иттифоқу иттиҳод, мусовот, покӣ, номи нек, сидқу вафо, ростӣ, олиҳимматӣ, ҷавонмардӣ, ҷасорату мардонагӣ, эҳсону карам, иффату ҳаё, фурӯтанӣ, тавозӯъ, хоксорӣ, ҷасорат, сабру хомӯшӣ ва падидаҳои дигари ахлоқи ҳамидаро бо шавқу шӯр тарғиб намуда, ҳамчун маҳкумкунандаи ахлоқи разила ва накӯҳишгари бадӣ ба муқобили зулму ҷабр, нифоқу низоъ, хиёнату ҷиноят, ҷоҳталабӣ, чизпарастиву сифлат, ҳирсу тамаъ, шаҳвату айёшӣ, ғазабу хашм, ҷаҳлу нодонӣ, риёву дуруягӣ, кибру ғурур, хештанбинию худписандӣ, дурӯғу беҳудагӯӣ, мардумозорӣ ва қабоҳатҳои дигари афроди

башарӣ, ки чун сарчашмаҳои бадеӣ ваҳшонияти нобанобаробарии иҷтимоиро ошкор сохта, нуқси инсониро меафзуданд, баромад карда, бо роҳи насиҳат, тарғиби сифатҳои нек ва мазаммати хислатҳои бад дар ривоҷи ахлоқи ҳамида ва решакан шудани ахлоқи разила мехоҳад, ки кӯмаке расонад.

Дар ҳақиқат эҷодиёти Абдурраҳмони Ҷомӣ дар адабиёти форсу тоҷик як давраи бартамомро бо ҳама қоидаву қавонини классикӣ, анъанаҳои устувори эстетикӣ-адабӣ ва идеалҳои роиҷи иҷтимоиву ахлоқии он муҷассам сохта, тамоми зиддиятҳои давру замонашро низ устокорона акс кунонидааст».

Аълохон Афсаҳзод

«Ҷомӣ шефтаи инсони волою мутаолист. Дар низоми фикрию ирфонии Ҷомӣ инсон нуқтаи атфи ҳама арзишҳост ва дар набарди такомулу таърих қарор дорад. Маллоки волоии инсон пажӯҳишгарию рисолати ӯст. Ҷомӣ ақида дорад, ки дар ҷаҳон матраҳ инсон аст, ки зубда ва хулосаи офариниш аст. Дар ҷаҳонбинии ирфонии Ҷомӣ ҷаҳон инсон мешавад ва инсон ҷаҳон ва яке аз ҳайси алалбадали дигар ахзи мавқеъ мекунад. Ва боз ин матлаб ба ваҷҳи накӯкоре арзёбӣ мешавад аз дидгоҳи он, ки  инсон таҳарруки бахусус дорад, ки нирӯи ақоили ӯ дастандаркори созандагии ӯ ва ҷаҳон мешавад ва аз ҷиҳате хилофату рисолати ӯ амре собитшуда ва аз он рӯ, инсонро олами кабир ном медиҳад ва ин вақтест, ки ҷаҳон дар мавқифи олами сағир қарор мегирад ва инсон бо гардани афрошта дар сояи ақлу эҳсоси худ такя мезанад ва худро волотар аз ҷаҳон мебинад ва дар маҷмӯаи ҳаста ҳаста мешавад ва ҳастаи дарахту дарахт дар ҳоли бозгашт пас ба ҳаста мепайвандад».

Моили Ҳиравӣ

«Таъсири эҷодиёти классикӣ барҷастаи адабиёти форсу тоҷик Абдурраҳмони Ҷомӣ ба адабиёти тараққипарвари Шарқ, аз ҷумла ба адабиёти ҳинду хеле бузург аст. Робитаҳои мадании халқҳои тоҷику ҳиндиро, ки ба қаъри асрҳо реша давондааст, боз ҳам мустаҳкаму пойдор бояд кард, зеро ин робита ба ҳамфикрӣ ва боварии ҳамдигар мусоидат мекунад. Абдурраҳмони Ҷомӣ бо ҳаёту тамоми эҷодиёти худ мардумро маҳз ба ҳамин гуна робита даъват мекард. Назми Ҷомӣ бо ғояҳои инсондӯстӣ, меҳру муҳаббат ба одамони меҳнаткаш, оштинопазир будан бо ашхоси дунфитрат, нафрат нисбат ба зӯроварӣ, низои миллӣ бо бадеияти баландаш қалби ҳамаро тасхир карда буд. Ғояҳои Ҷомӣ дар бораи ҳаёти одилонаи инсонӣ, тасаввуроташ дар бораи некӣ, бахту саодат, дӯстии халқҳо аз масъалаҳое буданд, ки дар замонаш аҳамияти махсус доштанд».

Саидҳасани Обидӣ
профессори донишгоҳи Деҳлӣ

«Ҷомӣ дар Афғонистон ба ҳайси шахсияти чандинбуъдӣ шинохта мешавад. Ӯ на танҳо бо шеър ва ҳунар шуҳрат дорад, балки ҳамчунон ба ҳайси забоншинос, наҳвӣ ва сарфӣ ва яке аз шайхҳои тариқаи суфияи нақшбандӣ (мансуб ба Баҳовуддини Балогардон, нақшбанд дар Бухоро), ки фавоиди зиёияи Ҷомӣ, ки дар кишвари мо бо шарҳи Муллоҷомӣ сурат дорад ва дар мавриди тадриси наҳви забони арабӣ нигориш ёфтааст, дар тамоми мадориси динии Афғонистон то имрӯз дарс дода мешавад. Ман худам низ, ҳангоме ки ба таҳсили умумидинӣ масруф будам, шарҳи Ҷомиро назди устодони наҳви арабӣ фаро гирифтам.

Мазори Ҷомӣ дар Ҳирот, шаҳри бостонии кишвари мо зиёратгоҳи омму хос мебошад. Мардум ӯро чун марди соҳиби баракат ва каромот эҳтиром мекунанд. Дар Афғонистони муосир донишмандони зиёде ҳастанд. Аз

ҷумла Салоҳиддин Салчуқӣ, устод Абулҳай Абирӣ, Али-Алиасғари Башир, Муҳаммадисмоили Муболиғ ва Ғаввос дар бораи зиндагӣ, осор ва ашъори Ҷомӣ баррасиҳо ва таҳлилҳои васеъ анҷом додаанд. Академияи улуми Афғонистон масруфи ҷамъоварии осори тадқиқотӣ дар бораи Ҷомист.

Ҷомӣ бо ин ки шахсияти ҷаҳонӣ ва офоқӣ мебошад, лекин афғонҳо ба хотири ҳамватан будан бо вай, ӯро ба ҳайси яке аз фарҳангиёни бузург, ки андеша ва тафаккури инсонии халқи моро инъикос додааст, мешиносанд».

Сулаймон Лоиқ
шоири Афғонистон

«Эҷодиёти классики адабиёти тоҷику форс, ки аз ғояҳои инсонпарварӣ ва ҳисси олии гражданӣ саршор мебошад, ба мардуми Шарқу Ғарб наздику як хел фаҳмост. Ин эҷодиёт ганҷинаи фарҳангии на фақат халқи тоҷик, балки тамоми халқҳои ҷаҳонро ғанӣ гардонд».

Сиёвуши Касроӣ
шоири Эрон

«Абдурраҳмони Ҷомӣ ахтари дурахшони илму адаби асри XV форс тоҷик буда, дар радифи бузургтарин суханварони олам қарор дорад… Доираи мавзӯоти осори шоир бисёр фарох аст. Яке аз мавзӯоти муҳим дар эҷодиёти ӯ тарғиби илму дониш мебошад. Ин мавзӯъ дар адабиёти мо анъанаи дерин дорад ва аз Рӯдакии бузург сарчашма гирифта, дар осори шуарои минбаъда идомаю густариш меёбад.Ҷомӣ сарогози ҳама хушбахтию шодмониҳоро барои инсон дар дониш мебинад. Илмро барҳамдиҳандаи ҷаҳлу нодонӣ, рӯшангари роҳи одам ва равнақу низомбахши кору бору олам медонад».

Ҷамолиддин Саидзода

«Абдурраҳмони Ҷомӣ дар инкишофи ганҷинаи фарҳанги ҷаҳонӣ саҳми бузург дорад. Ҳамдиёрони мо назми Ҷомиро баробари эҷодиёти ҷовидонии классикони дигари Шарқ, аз ҷумла Алишер Навоӣ басо азиз медонанд. Ин ду адиби бузург дар замони мураккаби пурихтилоф эҷод мекарданду бо ҳам дӯсти қарин буданд. Ҷомии тоҷику Навоии ӯзбекро на фақат назм, балки ақидаҳои умумии сиёсӣ, фалсафӣ, одобу ахлоқ бо ҳам наздик мекарданд. Ҳар дуи онҳо дар асарҳояшон инсонпарвариро васф намуда, бар зидди беадолатӣ мубориза мебурданд, «асри заррин»-ро орзу мекарданд, ки дар ҷаҳон давлатманду қашшоқ набошад, ҳамаи одамон сарфи назар аз миллату эътиқоди динӣ чун як оила осоиштаю бехархаша зиндагӣ кунанд. Ин дӯстии ду фарзанди бузурги халқҳои тоҷику ӯзбек бояд барои мо, муосирон намунаи нек бошад, ба мустаҳкам шудани дӯстию ҳамфикрии ду халқи бародар мусоидат кунад».

Э. Воҳидов
шоири Ӯзбекистон

«Шарқ бо фалсафаи инсондӯстонаи худ ба ривоҷи пуравҷи санъат мусоидат кард. Дар зумраи Фирдавсию Хайём, Саъдию Ҳофизи бузургвор барин закиён шоиру файласуфи заковатманд Ҷомӣ ҳам ҳаст. Қувваи каломи вай азим буда, дастраси мардуми ҳамаи давру замонҳост. Маданияти олие, ки ба забони форсӣ тавлид шуд, ба ташаккули маданияти халқҳои турк таъсири калон гузошт. Ҷомии хирадманд шогирду дӯсти худ Навоиро ба камол расонд. Устод заҳматҳои бисёре кашидааст, ки ба забони модарии худ шеър гӯяд. Силсилаи аҷоиби назми Ҷомӣ дарёи пуртуғёнест, ки аз истеъдоди ин марди бузург шодоб шудааст.

Давраи зиндагию эҷоди ду ҳофизаи бузурги халқҳои худ - Абдурраҳмони Ҷомӣ ва қирғиз Охун Тӯхтагул аз

ҳамдигар қариб ним аср фарқ дорад. Ҷомии хуштаълим ва писари бесаводи халқи кӯчманчӣ асарҳои ҷовидонӣ эҷод кардаанд. То вақте, ки ҳаёт ҳаст, мо аз заковати ин ду марди бузург баҳравар хоҳем шуд.

Мавлоно Ҷомӣ бо осори беназираш шӯҳрати ҷаҳонии адабиёти классикии форсу тоҷикро боз ҳам шаҳомату нафосати тозае бахшид. Ӯ дар асарҳояш фазилатҳои хуби инсонӣ - ҳаётдӯстӣ, хоксорӣ, меҳмоннавозӣ, некбинӣ ва эътиқод нисбат ба аҳли меҳнатро тараннум кардааст. Ҷомӣ дар замони пурталотуми низою нифоқи байни миллатҳо ва зӯроварии мутаассибони хурофот умр ба сар бурда, бо тамоми эҷодиёташ сабру тоқат, ҳурмату эҳтироми ҳар хосу ҳар халқро тарғиб мекард».

С. Эралиев
шоири халқии Қирғизистон

«Мероси ғании адабию илмии Ҷомӣ ғояи гуманистии одамони рӯи заминро пойдор карда, ба такомули хатти беҳтарини маънавӣ даъват менамуд. То даме ки башарият бошад, дарёи меҳру муҳаббати умумихалқӣ нисбат ба шоир, мутафаккири бузург, нисбат ба шоҳкориҳои безаволи ӯ пуртуғён хоҳад буд.

Абдурраҳмони Ҷомӣ аз зумраи шоиру мутафаккирони бузурги асрҳои миёнаи Шарқ аст. Ҷомӣ ҳамчун ходими барҷастаи маданияту адабиёти асри XV, олими энсиклопедист ва мураббии маънавии шогирдони сершумораш ҳанӯз замони дар қайди ҳаёт буданаш сазовори эътирофи миллионҳо муосиронаш шуда буд. Шоҳкориҳои ӯ як навъ гули сари сабади давраи классикии адабиёти форсу тоҷик буданд, ки дар асри 1Х ба миён омада, таи шаш қарн босуръат ривоҷ меёфт. Таъсири эҷодиёти ӯ ба наслҳои баъдинаи нависандагону қаламкашони Шарқи наздик ва миёна ҳамчунин Осиёи Миёна бузург буд.

Назми Абдурраҳмони Ҷомӣ дастраси маданияти ҷаҳон гардид. Номи ӯ дар оғози асри Х1Х дар Россия вирди забон шуд. Шарқшиносони намоёни рус асарҳои шоири бузургро тарҷима мекарданд, вале онҳо дар давраи советӣ хонандаи зиёди худро пайдо карданд».

Ю. Н. Верченко - котиби
Иттифоқи нависандагони
Собиқ Иттиҳоди Шӯравӣ

«Абдурраҳмони Ҷомӣ аз ҷумлаи он бузургони башарият аст, ки фаъолияти ҳамаҷонибааш касро ба ҳайрат оварда, ибрати ба дараҷаи олӣ такомул ёфтани инсон аст. Фаъолияти эҷодии ӯ ба маданияти ноҳияи бузурге нақш гузоштааст, ки Осиёи Миёна, Ҳиндустон, Эрон, Афғонистон, Осиёи хурд, мамлакатҳои арабро дар бар мегирад.

Ӯ ҳамчунин нобиғаи замони худ, ки шӯҳрати бузург дошт, шоҳкориҳоро аз рӯи фалсафа ва риёзиёт, фиқҳ ва нуҷум мусиқӣ ва меъморӣ, забону адабиётшиносӣ ба мо мерос гузошт.

Вале дар байни ҳамаи он чи ки истеъдоди ҳамаҷонибааш ба онҳо дахл мекард, назм асос буд. Назм номи Ҷомиро ҷовидон сохта, ӯро ба сафҳои аввали классикҳои адабиёти тоҷику форс гузошт. Ва замони ҳаёти шоир аз мо ҳарчи дуртар равад, мо саҳми ӯро ба маданияти тамоми башарият ҳарчи амиқтар дарк мекунем».

Аз маърӯзаи Қаҳҳор Маҳкамов -
котиби ҳизби Коммунистии Тоҷикистон
дар маҷлиси ба ифтихори 575 - солагии
зодрӯзи Ҷомӣ доиршуда (Москва ноябри 1989)

«Абдурраҳмони Ҷомӣ аз худ мероси ниҳоят пурарзише боқӣ гузоштааст, ки хазинаи маданияти ҷаҳониро бою ғанӣ мегардонад. Мероси ин марди наҷиб саршори меҳр,

насиҳат, ҳидоят ба некӣ, одаму одамгарӣ, ба рӯзи неку ба умед расидан, саршори покиву хубист. Дар осори Ҷомӣ Инсон мавқеи босазое дорад. Инсони бунёдгар, ҷафокаш, пурфасона дар ашъори Ҷомӣ гаҳ ғолибу гаҳ мағлуб, «гаҳе зинсавору гаҳе зин ба пушт», гаҳ шоду гаҳ сиришкрез, гаҳ дар набарду гаҳ мутеъ, гаҳ достонсарову гаҳ оҷиз аст. Инсони хайрхоҳу нафърасон, раззоқ, дар сар то сари осори ӯ бо тамоми мураккабию некиву бадиаш тасвир ёфтааст.

Ҷомии орзупарвар хаёлан ҷамъити баробари босаводтарро бунёд намуд, ки Инсони худшинос ҳамеша дар таманнои он буд. Чашми ҷаҳонбини Ҷомӣ ҳар неку баде, ки дид, дил ба садо, қалам ба забон овард. Ҷомии бузургвор, то тавонист, офариду офарид ва худ боғи бехазон ва ҳамешабаҳори назмро ба ҳафт пушти инсон мерос гузошт.

Аз табъи болидаи ҳазрати Ҷомӣ пайваста садҳо гули маънӣ бурун раста, аз нашъаи гулҳои димоғпарвари ашъори ӯ басо аҳли қалам илҳом гирифта. Осори Ҷомӣ аз ҷиҳати мундариҷа ба афкори иҷтимоӣ, фалсафӣ, динию тасаввуфӣ, илмӣ, аз қабили тафсир, фиқҳ, ирфон, ҳадис, ахлоқ, ашъор, сарфу наҳв, илми арӯз, қофия, муаммо, тарҷумаи ҳол тақсим шуда, ба пасиниён таъсири бебаҳо дорад».

У. Назиров мудири
редаксияи Энсиклопедияи
Советии Тоҷик

«Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ баҳр буд. баҳре бекарону пурғалаён. Баҳре, балки уқёнусе, ба номи хушпаёму хушмароми Ҷомӣ!

Ҳамин Ҷомӣ буд, ки тамоми сифатҳои волои инсонӣ ва суннатҳои аълои эҷодии классикони адабиёти форсиро дар шахсияту эҷодиёти хештан ӯҳдабароёна мутаҷассим сохта.

Ӯро на бад-он сабаб «хотиматушшуаро»-и адабиёти форсӣ номидаанд, ки вопасин суханвари олами адаби форсигӯён буда.

Балки аз он сабаб «хотимаи шуаро» дониста шуда, ки дар кулли навъу намудҳои шеъри форсӣ соҳибқудрату намунаи ибрат гардидааст.

Ӯст, ки сухани қариб аз равнақ афтодаро дигарбора шаъну обрӯй додаву ба ҷавлонгаҳи гуфтугӯй кашид ва пайкари маҳкуми фанои шеъри форсиро аз коми марги ногузир раҳоӣ бахшиду рӯҳу равони тозааш дамонид.

Ӯст, ки дар тариқати сӯфия раҳ сипарда, дил ба ёру даст ба кор месупурд; ба шайху хатиб иродатеву ба рӯҳониёни мутаассиб қаробате надошт; аз тоифаи авомфиребу рибохор ва тазвиргару маккор ба дод омада мегуфт:

Фиғон зи аблаҳии ин харони бедуму гӯш,
Ки ҷумла шайхтарош омаданду шайхфурӯш!

Ӯ каломи бадеъро муқаддасу гиромӣ ва дур аз ҳама гуна хориву хомӣ медошт; шеър барояш навои мурғи хираду мисоли мулки абад буд; ба шеъру шоирӣ назари густурдаву талаботе афшурда дошт:

Чу дебояст, аз нақши такаллуф сода назми ман,
Чӣ ғам, к-аз содагӣ хонад фулон бинақш баҳмонаш!
Хуш ояд дар сухан санъат зи шоир, лек на чандон
Ки орад дар камоли маънии мақсуд нуқсонаш.
Хаёли хос бошад холи рӯйи шоҳиди маънӣ,
Чу хол андак фитад бар рух, диҳад ҳусни фаровонаш».

Аз рӯзномаи «Ҷавонони Тоҷикистон»
11.11.1989.

## НАЗМ

Ба роҳи ишқ агар мушкиле фитод,
Зи рӯҳи Ҳофизу маънии Ҷомияш ҷӯям.
Алишер Навоӣ

З-ин назми нав чархи куҳун якбора гӯ, ҳайрат макун,
Фонӣ чу таълими сухун дорад зи Ҷомӣ борҳо.
Алишер Навоӣ

Ҷомӣ - он Офтоби нуронӣ,
Он мунаввар ба нури субҳонӣ.
Қадри авқоти хеш чун дарёфт,
Ба сӯи ҳифзи накди вақт шитофт.
Қимати умрро шикаст надод,
Як нафасро дигар зи даст надод.
Лоҷарам, илми қоливу ҳолӣ,
Кард ҳосил ба ҳиммати олӣ.
Буд аз чил зиёда таснифаш,
Рӯ ба эъҷоз карда таълифаш.
Ҳар чӣ марқуми хомаи ӯ буд,
Сар ба сар дилпазиру некӯ буд.
Халқ оби сухан аз ӯ ҷустанд,
Дафтари шоирон фурӯ шустанд.
Шуд чунон дар камол комили даҳр,
Ки кас аз ҷумлаи афодили шаҳр.
Пеши ӯ як сухан намеёрост,
Чи сухан, дам задан менаёрост.
Буд ӯ меҳру дигарон зарра,
Буд ӯ баҳру дигарон қатра.
Ин саодат, ки рӯ намуд ӯро,
Ҳама аз ҳифзи вақт буд ӯро.
Камолиддин Биноӣ

Овардаем бо худ аз остони Ҷомӣ,
Пайғоми ошноӣ аз дӯстони Ҷомӣ.
Дар домани зарафшон дорад ҳазор гавҳар,
Дарёи мавҷхези гавҳарфишони Ҷомӣ.
Бинҳод ҳафт ахтар аз чарх рӯй бар хок,
То тофт ҳафт ахтар аз осмони Ҷомӣ.
Пайғоми ёр орад, сад гул ба бор орад,
Бӯи бахор орад килки банони Ҷомӣ.
Пайғомбарони маънӣ равшангарони қалбанд,
Дар ҳар куҷо гапад дид, бошад ҷаҳони Ҷомӣ.
Бархост боди шавқе аз ҷониби Самарқанд,
К-аз бӯи мушкбезаш шуд зинда ҷони Ҷомӣ.
Таҷлили ин бузургон таъзими илму фаз ласт,
Фархунда бод ин ҷашн бар пайравони Ҷомӣ.

Халилуллоҳи Халилӣ

Манам дилдодаи халқе, ки Ҷомӣ буда ба онаш,
Ба олам нур пошида чароғи илму ирфонаш.
Бинозам миллатеро, к-ӯ насаб аз Рӯдакӣ дорад,
Ки бошад гавҳари пурарҷ ҳар байте зи девонаш.
Бинои назм дар лафзи дарӣ афканда пай з-он рӯ,
Падар номанд дар шеъру ҳунар аҳли Хуросонаш.
Сазад гар миллати тоҷик нозад бар ҳама гетӣ,
Ки дар пеши ситамгар сар накарда хам ниёгонаш,
Ба зери парчами Кова ба зидди зулми Заҳҳокон,
Биҷангида ба ҷонбозӣ, ҷаҳоне гашта ҳайронаш.
Дар он даврони торикӣ таваллуд ёфта Ҷомӣ,
Ки модар дода шири маърифат аз нӯки пистонаш.
Зи фазлу маърифат лабрез карда ҷоми ирфонро,
Ба пеши аҳли олам паҳн карда аз ҳунар хонаш.
Низомивор сар зад аз бисоти хиргоҳи шоҳон,
Чу Ҳоқонӣ ду нон нагрифт ӯ аз дасти дунонаш.
Чу чашм аз ин ҷаҳон пӯшид, қабраш шуд зиёратгоҳ,
Вале аҳли ғараз карданд бо бедод вайронаш.

Хутути Тоҷикистон арсаи ҷангу ҷадал гардид,
Гаҳе шоҳон тасаллут ёфтанду гоҳ боёнаш.
Ба нирӯи азими инқилоби фаълаву деҳқон,
Нагун шуд тахти зулму вожгун гардид зиндонаш.
Душанбе ғарқи нури барқ гашта, барқ лозим нест,
Шавад ин шаҳр равшан аз ҷамоли моҳрӯёнаш.
Дубора Рӯдакӣ аз ҳиммати ин халқ шуд зинда,
Ки то рӯде навозад, шеър хонад дар шабистонаш.
Манам туркизабон, нисбат бо Озарбойҷон дорам,
Шудам дар лафзи тоҷику дарӣ акнун санохонаш.

Мубориз Ализода, шоири озар

## ПАНДУ АНДАРЗҲОИ ҶОМӢ

Тамаъ аз халқ гадоӣ бошад,
Гар ҳама Ҳотами Тоӣ бошад.
Дида чун хоки дарахт хоб набинад ҳаргиз,
Ташна дар воқеа ҷуз об набинад ҳаргиз.

Ҷуз ба қадри фаҳми каҷтабъон магӯ, Ҷомӣ сухан,
Ҷуз ниёми каж нашояд чун бувад шамшер каҷ.

Ҷон тани бечораро бо ғами ҳиҷрон гузошт,
Тоқати суҳбат надошт, хона ба меҳмон гузошт.

Фаровон шуғлҳоро андаке кун,
Зи олам рӯи шуғл андар яке кун.

Ба аҳли ҷафо вафо раво нест,
Подоши ҷафо ба ҷуз ҷафо нест.

Ҳеҷ неъмат беҳтар аз фарзанд нест,
Ҷуз ба ҷон фарзандро пайванд нест.

Шохи бемева кашад сар ба қиём,
Шохи пурмева шавад хам ба салом.

Ӯ гулистони ҷамол аст, аҷаб нест, к-аз ӯ,
Хоркаш хор барад, толиби гул гул чинад.
Боде, ки зи пои ҷаҳл хезад,
Дар дидаи ақл хок безад.

Ҳайҳот, чӣ гӯям ин дурӯғ аст,
Хуршеди дурӯғ бефурӯғ аст.

Ҳарчанд, ки ишқ дарднок аст,
Осоиши синаҳои пок аст.

Барои дӯстон ҷонро фидо кун,
Валекин дӯст аз душман кун.
Баҳр ҳарчанд ки кони гуҳар аст,
Садафи ӯ зи гуҳар бештар аст.

Қимати мард на ба симу зар аст,
Қимати мард ба қадри ҳунар аст.

Рост ҷӯ, рост нигар, рост гузин,
Рост гӯ, рост шунав, рост нишин.
Тир агар рост равад, бар ҳадаф аст,
В-ар равад каҷ, зи ҳадаф бартараф аст.

Машав ғарраи ҳусну гуфтори хеш,
Накӯ кун чу гуфтор кирдори хеш.

Абр шав, то ки чу борон резӣ,
Бар гулу хас ҳама яксон резӣ.

Зи хони ҳар касе олоӣ ангушт,
Дар озори вай ангуштон макун мушт.

Зи кори хом кас суде надорад,
Чу ҳалво хом бошад, иллат орад.

Суфраи даҳр бувад дафтари умри ҳама халқ,
Инчунин гуфт хирадманд, ки андеша гумошт.
«Хуррам он кас, ки бар ин дафтари пок аз ҳама ҳарф,
Рақами хайр кашиду асари хайр гузошт»

Дило, гар оядат рӯзе ғаме пеш,
Чу ёре бошадат ғамхор, ғам нест,

Нек шав, то ки ба некон бирасӣ,
Каси некон шавӣ аз неккасӣ.
Эй басо кас, ки як хӯи накӯ,
Ба накӯкор шавад ҳамзону.
Нек кун, то нек пеш ояд туро,
Бад макун, то бад фарсояд туро.

Пардакушои ҳунари хеш бош,
Нархфизои гуҳари хеш бош.

Хуш он кас, ки кораш накӯ бувад,
Бо неку бадон некӯ бувад.

Машав ғарра з-оби ҳунарҳои хеш,
Нигаҳ дор бар ҷойгоҳ пои хеш.

Эй, ки пурсӣ, ки «Беҳтарин кас кист?»
Гӯям аз қавли беҳтарин касон:
Беҳтарин кас касе бувад, ки ба халқ,
Беш бошад зи халқ нафърасон.

Ба кор ор илме, ки омӯхтӣ,
Макуш машъалеро, ки афрӯхтӣ.

Илм чу дорӣ, зи амал сар мапеч,
Дониши бекор наярзад ба ҳеч.

Тоҷи сари ҷумла ҳунарҳост илм,
Қуфлкушои ҳама дарҳост илм.

Дар талаби илм камар ҷуст кун,
Даст зи ашғоли дигар суст кун.

Гар надорад симу зар доно, манеҳ номаш гадо,
Дар бараш дил баҳри дониш, ӯ шаҳи баҳру бар аст.

Чу нодон на дар банди падар бош,
Падар бигзору фарзанди ҳунар бош.

Рост рав, рост, ки сарвар бошӣ,
Дар ҳисоб аз ҳама бартар бошӣ.

Ҳиммати мард чун баланд бувад,
Дар ҳама кор арҷманд бувад.

Даруну бурунро баҳам рост соз,
Зи каҷбоз беҳтар бувад ростбоз.

Ҳар киро аз хирад мадад бошад,
Кай дар ин тан диҳад, ки бад бошад!

Ҳаст ҳиммат чу мағзу кор чу пӯст,
Кори ҳар кас ба қадри ҳиммати ӯст.

Ба ҳар кас раҳи ошноӣ мапӯй,
Зи ҳар ошно рӯшноӣ маҷӯй.

Дидани дӯст дӯстро гаҳ-гаҳ,
Чеҳраи дӯстӣ биоroяд.

Роҳату ранҷ чун бувад гузарон,
Ранҷ каш баҳри роҳати дигарон.

Абр бояд, ки ба саҳро борад,
З-он чӣ ҳосил, ки ба дарё борад.

Ба некӣ мазан ба некӣ нафас,
Ки ин аст оини некону бас.

Донӣ, ки сухандон кӣ бувад? Он ки бидонад,
Бадро зи накӯ, боз накӯро зи накӯтар.

Баҳри маънӣ зи сухан пургуҳар аст,
Ҳар як овезаи гӯши ҳунар аст.
Дар булӯрин садафи чархи куҳан,
Нест воло гуҳаре беҳ зи сухан.

Сухан аз арши барин омадааст,
Баҳри некон ба замин омадааст.
Нест дар кон гуҳаре беҳтаре аз ин,
Ё дар имкон ҳунаре беҳтар аз ин.
Фазли килку шарафи нома ба ӯст,
Ақлро гармии ҳангома ба ӯст.

Ба сухан зинда шавад номи ҳама,
Ба сухан пухта шавад хоми ҳама.
Дил, ки лабташна ба оби сухан аст,
Пухтаву хом хароби сухан аст.
Табъи мо хуррам аз андешаи ӯст,
Хуррам он кас, ки сухан пешаи ӯст.

Нахуст аз илму дониш баҳравар шав,
Зи ҷаҳлободи нодонӣ бадар шав.

Зи дониш шавад кори гетӣ басоз,
Зи бедонишӣ кор гардад дароз.

Дор адаби дарси муаллим нигоҳ,
То нашавӣ таблаки таълимгоҳ.

По манеҳ ба дари устоде,
Аз кудурати ҷаҳон озоде,
Суханаш мояи идрок шавад,
Хулқат аз сӯҳбати ӯ пок шавад.

Наёбад ҳеҷ кас умри дубора,
Ба илме рав, к-аз онат нест чора.

Дар ҷавонӣ саъй кун, гар бехалал хоҳӣ амал,
Мева бенуқсон бувад, аз дарахти навбар аст.

Дилатро ба донишвари дор хуш,
Чу донистӣ, он гоҳ дар кор кӯш.

Чу касби илм кардӣ, дар амал кӯш,
Ки илми беамал заҳрест бе нӯш.

Ҳар амал дорад бо илме эҳтиёҷ,
Кӯшиш аз дониш ҳаме гирад ривоҷ.

Илм чу додат, зи амал сар мапеч,
Дониши бекор наярзад ба ҳеҷ.

Наёроста дил ба фазлу адаб,
Макун зинати ҷомаву ҷо талаб.

Чун кунӣ дар ҳунаромӯзӣ рӯй,
Аввал аз хони адаб рӯзӣ ҷӯй.

Ба чашми хирад нозири вақт бош,
Ба ҳусни амал ҳозири вақт бош.

Хуштар зи китоб дар ҷаҳон ёре нест,
Дар ғамкадаи замона ғамхоре нест.
Ҳар лаҳза аз ӯ ба гӯшаи танҳоӣ,
Сад роҳате ҳасту ҳаргиз озоре нест.

Аниси кунҷи танҳоӣ китоб аст,
Фурӯғи субҳи доноӣ китоб аст.

Бикун з-ин корхона дар кутуб рӯй,
Хаёли хешро деҳ бо кутуб хӯй.
Зи доноён бувад ин нукта машҳур,
Ки дониш дар кутуб, доност дар гӯр.

Барои рӯзи меҳнат ёр бояд,
Вагарна рӯзи роҳат ёр кам нест.

Ҳар кас, ки чу гул дурӯй бошад,
Дар вай на вафо, на бӯй бошад.

Ёр аст калиди ганҷи уммед,
Ёр аст навиди субҳи ҷовид.

Бо он, ки ба душманӣ ситезад,
Худ гӯ, ки зи дӯстӣ чӣ хезад?

Ёре, ки раҳи вафо наварзад,
Сад хирман аз ӯ ҷаве наярзад.

# ЗАРБУЛМАСАЛУ ХИКМАТҲОИ ХАЛҚӢ ДАР БОЗГӮИИ ҶОМӢ

**1. Дер ояду шер ояд.**
Макун таъҷил бар таҳсили мақсуд,
Басо деро, ки хуштар бошад аз худ.

**2. Дил ба дил меравад.**
Вале, донад диле, к-огаҳ бошад,
Ки «аз дилҳо ба дилҳо роҳ бошад».
Хусусан, аз дили садчоки ошиқ,
Ки бошад дар раҳи маъшуқ содиқ.
**3. Дониш дар кутуб, доност дар гӯр.**
Бикун з-ин корхона дар кутуб рӯй,
Хаёли хешро деҳ бо кутуб хӯй.
Зи доноён бувад ин нукта машҳур,
Ки «дониш дар кутуб, доност дар гӯр»

**4. Дуд аз шамъи кушта мехезад**.
Ба сарам нест шоҳи нофармон,
«Дуде аз шамъи кушта мехезад».

**5. Думи хар сазои куни хар аст.**
Нафъи омма оммаро авлост, оре, думби хар,
Хуш магасро нест, лекин куни харро дархӯр аст.

**6. Дурӯғи ба рост моно беҳ, ки рост ба дурӯғ моно**.
Нагардад хотир аз норост хурсанд,
Ва гар худ гӯи онро ростмонанд.

**7. Душманро бо шакар куштаанд.**
Гоҳ ба сулҳам кашию гоҳ ба  ҷанг.
Гоҳ бо шаҳдам кушию гоҳ ба нанг.

**8. Ё ба зар ё ба зӯрӣ ё ба зорӣ**
Коре, ки зи сохтан бувад дур,
Созанд ба зорию зару зӯр.
Ҳарчанд, ки зор бувад, бибозам,
То кори туро чу зар бисозам.
В-ар з-он ки ба зар нагардад он рост,
Ғам нест, ки зӯри бозу ин ҷост.

**9. Об дар кӯзаву мо ташналабон мегардем.**
**Ёр дар хонаву мо гирди ҷаҳон мегардем.**
Сухан гӯямат, ба ман кун гӯш,
Ба манаш боз деҳ, ба кас мафрӯш.
Дер шуд, к-инчунин сутуда улоғ,
Ки ту гуфтӣ, кунам ба шаҳр суроғ.
Эй аҷаб, к-он худ они ман будаст.
Рӯзу шаб зери рони ман будаст,
Ёр дар хонаву ман гирди ҷаҳон
Ман талабгораш ошкору ниҳон.

**10. Забони ман - зиёни ман.**
Ҳар балое, ки мерасад ба касон
Бештар аз мамарри гуфтор аст.

**11. Забон тарҷумони дил аст.**
«Забон дар даҳон тарҷумони дил аст»,
Сухан бар забон аз забони дил аст.
Ва боз:
Ҳар чӣ ба дил ҳаст чӣ поку палид,
Дар сухан ояд асари он падид.

**12. Аз ноумедӣ басе умед аст.**
Умеде нест аз олам диламро,
«Зи навмедӣ басе уммедворист».

**13. Зишт бувад додану во хостан.**
Ҳар чӣ бидҳӣ ба касе боз маҷӯ,
Дил зи андешаи он пок бишӯ!
Он чӣ бахшад, чи бисёру чи кам,
Нест баргаштан аз он таври карам.
Тифл чун соҳиби эҳсон гардад,
Зуд аз дода пушаймон гардад.

**14. Илму амал.**
Чу касби илм кардӣ, дар амал кӯш,
Ки илми беамал заҳрест бенӯш.
**15.Ишқ ҳақиқӣ аст, маҷозӣ магир.**
**Ин думи мор аст, ба бозӣ магир**.
Оре, ишқ, ки покбоз аст,
Ишқаш на зи олами маҷоз аст.

**16. Кадбону, ки ду шуд, хона норӯб шуд.**
Ҳар зан, ки зи шӯй шуд ризоҷӯй,
Мардӣ куну даст аз ӯ фурӯ шӯй.
Дар як мӯза ду по кӣ дидаст?
Як хона ду кадхудо кӣ дидаст?

**17. Каҷ бо каҷ гирояд, рост бо рост.**
Зулайхо гуфт: деверо чи ёро,
Ки монад чунон шакли дилоро?
Тане, к-аз шӯру шар бошад сиришта,
Маозаллаҳ, к-аз ӯ зоид фаришта?
Дигар гуфто, ки ин хобест норост,
Ки «каҷ бо каҷ гарояд, рост бо рост.

**18. Корд дастаи худро намебурад.**
Ҳарчанд ки мард чора донад,
Кай чораи кори худ тавонад?
Дур аст ба пеши донишандеш,
Аз корд тароши дастаи хеш.

**19. Кори нодон чаппа аст.**
Ба шодӣ зери ин каҷоин,
Сияҳ пӯшидияш чашми ҷаҳонбин.
Чу мотамдор гашт аз ноумедӣ,
Чаро рафт аз сиёҳӣ дар сапедӣ?
Зи нодонон магар будаш намуна,
Ки «бошад кори нодон вожгуна»

**20. Кори некӯ кардан аз пур кардан аст.**
Дар асри дому ҷон мурғи ҳарами боли туст,
Дар ҳирмону ғами ҳиҷрон саросар бар тан аст.
Бо рухат гуфтан накӯ пур мекунам доман зи ашк,
Гуфт: Ҷомӣ, «Кори некӯ кардан аз пур кардан аст».

**21. Кори ҳинду вожгуна аст.**
Зи Ҳиндустон магар будаш намуна?
Ки «бошад кори ҳинду вожгуна».

**22. Корро корфармо мекунад.**
Ҳар халал, к-андар амал бинӣ, зи нуқсони дил аст,
Рахна, к-андар каср ёбӣ, аз қусури Қайсар аст.

**23. Куштаро боз зинда натавон кардан**.
Дар сиёсат шитоб кардан чист?
Бе фаросат азоб кардан чист?
Куштани зиндагон бас осон аст,
Зинда чун кушта шуд, чӣ дармон аст?

**24. Кӯр чӣ мехоҳад? - ду чашми бино.**
Бигуфто: изнхоҳӣ чист аз ман,
Чӣ беҳтар кӯрро ду чашми равшан.

**25. Лаззати афв зи интиқом беҳ аст**.
Хомие гар равад зи бехирадӣ,
Ки ба табъаш зи пухта хом беҳ аст.

Афв кун, афв з-он ки пеши карим,
«Лаззати афв з-интиқом беҳ аст».

**26. Лаззати ёфтан аз ёфта беҳ.**
Гумшуда гарчи ҳақир аст, магӯй,
Ки инон аз талабаш тофта беҳ.
Ҳаст дар қоидаи хӯрдашинос,
«Лаззати ёфтан аз ёфта беҳ».

**27. Лола бедоғу шакар бемагасу гул бе хор намешавад**.
Бидонистӣ ҳама, к-аз ҳеҷ боғе,
Нарӯяд лолае холӣ зи доғе.

**28. Мамлакат аз адл шавад пойдор,**
**Кори ту аз адл бигирад қарор.**
Адл чун мулкро шавад меъмор,
Ҳеҷ чизи дигар наёяд кор.

**29. Маписанд ба кас он чӣ ба худ намеписандӣ**.
Ранҷе, ки ба худ намеписандам,
Чун бар дигаре расад, чӣ хандам?

**30. Мақоми ганҷ дар харобӣ (вайрона) бошад**.
Ҷомӣ, ғамат ба синаи садчоки худ нуҳуфт,
Яъне, мақоми ганҷ ба вайрона хуштар аст.

**31. Мева аз мева ранг гирад.**
Чӣ хӯрдӣ дӯш, к-ин зебоият дод?
Чӣ хубони ҷаҳон болоият дод?
Ҳамоно сӯҳбати ин нозанинон,
Суманрухсорагон симинсурирон.
Туро ҳусну ҷамоле дигар овард,
Ҷамолатро камоле дигар овард.

Бале, «Мева зи мева ранг гирад»,
Зи хубон хубрӯ хубӣ нагирад.

**32. Мурдан беҳ, то ба коми адӯ зистан.**
Ранҷи бегона дар сафар бурдан,
З-ошнои ватан басе беҳтар.
Зистан чун ба коми хасм бувад,
Мурдан аз зистан басе беҳтар.

**33. На ба мансаб бувад баландии мард.**
**Балки мансаб шавад ба мард баланд.**
Боядат мансаби баланд, бикӯш,
То ба фазлу ҳунар кунӣ пайванд,
«На ба мансаб бувад баландии мард,
Балки мансаб шавад ба мард баланд»

**34. Бо як даст ду корро карда намешавад.**
Наёяд зи як даст кардан ду кор,
Нашояд ба як дил гирифтан ду ёр.

**35. На роҳи гурезу на рӯи ситез.**
Ин гуфтӣ: садри меҳтарон ҷӯй,
В-он гуфтӣ: мадҳи хисравон гӯй,
Ман монда бад-ин намад замин пой,
«Не пеш раҳу на бозпас ҷой».

**36. Сабр кунӣ, аз ғура ҳалво мепазад.**
Нашавад най ба ҷуз аз сабр шакар,
Нашавад санг ҷуз аз сабр гуҳар.

**37. Аз мукофоти амал ғофил машав,**
**Гандум аз гандум бирӯяд, ҷав зи ҷав**.
Нек кун, то нек пеш ояд туро,
Бад макун, то бад нафарсояд туро.

**38. Неши ақраб на аз раҳи кин аст,**
**Иқтизои табиаташ ҳамин аст.**
Неши каждум на аз паи кин аст,
Муқтазои табиаташ ин аст.

**39. Нодон мурдаву доно зинда.**
Нахуст аз касби дониш баҳравар шав,
Зи ҷаҳлободи нодонӣ бадар шав!
Бувад маълуми ҳар озоду банда,
Ки «Нодон мурдаву доност зинда».

**40. Оби дари хона хира аст.**
**(Ё оби дари хона қадр надорад).**
Ҷуллоб хӯрад зи рашки ин ҷом,
Ширин созад аз ин шакар ком.
Сад баҳраш агар захира бошад,
«Оби дари хона хира бошад».

**41. Ганҷ бе ранҷ ба даст намеояд.**
**(Ранҷ каш, то ба ганҷ расӣ).**
Бе ранҷ касе чун набарад раҳ ба сари ганҷ,
Он беҳ, ки бикӯшам, ба таманно нанишинам.

**42. Ростии абрӯ дар каҷии он аст.**
**(Ё ростии камон дар каҷист).**
Гар дорад абрӯят каҷие айни ростист,
Бо ростии қомати ту худ каҷӣ куҷост?

**43. Ростӣ - растӣ.**
Рӯй дар қоидаи эҳсон кун,
Зоҳиру ботини худ яксон кун.
Якдилу якҷиҳату якрӯ бош,
В-аз дуруёни ҷаҳон яксӯ бош.
Аз каҷӣ хезад ҳар ҷо халалест,
«Ростӣ - растӣ» некӯ масалест.

**44. Дилро ба дил раҳе ҳаст.**
Дили ман пур зи меҳри ёру ӯ фориғ набудаст он.
Ки мегӯянд: «Роҳе ҳаст дилҳоро сӯи дилҳо».

**45. Рӯбоҳро чӣ тоқати зӯри ғазанфар аст.**
Бо ишқи ту чӣ чора кунад ақли ҳилаҷӯй,
Рӯбоҳро чӣ тоқати сарпанҷаи асад?

# КИТОБНОМА

1. Абдурраҳмони Ҷомӣ. «Баҳористон». Таҳиягари чоп, муаллифи сарсухан ва шореҳи тавзеҳоту луғат Аълохон Афсаҳзод, «Адиб», Душанбе - 1987.

2. Абдурраҳмони Ҷомӣ. «Панду ҳикматҳо». Мурратиб ва муаллифи дебоча Зоҳир Аҳрорӣ, «Ирфон», Душанбе - 1989.

3. Абдурраҳмони Ҷомӣ. «Осор», дар ҳашт ҷилд. Ҷилди якум «Ирфон», Душанбе-1986.

4. Абдурраҳмони Ҷомӣ. «Осор», дар ҳашт ҷилд. Ҷилди ҳаштум «Адиб», Душанбе-1990.

5. «Армуғон ба Навоӣ». Маҷмӯаи мақолот. Интишороти «Фан», Тошканд - 1967.

6. Афсаҳзод А. Абдурахман Джами, его время и творчество. Джами избранное произведения. Издательства «Советский писатель», Ленинградское отделение - 1978.

7. Баёзи ҷавоҳироти сухан, тартибдиҳанда А. Абибов - Душанбе, «Маориф», 1987.

8. Ганҷинаи латоиф. Гирдоваранда М. Фардод. Танзим ва тасҳеҳи Ҳусайн Тасбеҳӣ. Муассисаи интишороти «Бунёд», Теҳрон, 1347 ҳ. (ба ҳуруфи форсӣ).

9. «Деҳқон», Кобул - 1365 ҳ. № 2. (маҷалла, ба ҳуруфи форсӣ).

10. «Лимар», Кобул 1351 ҳ. № 6. (маҷалла, ба ҳуруфи форсӣ).

11. Лутфи латиф. Мураттибон У. Ҳақбердӣ ва В. Одина, Душанбе -1992.

12. Мирзоев А. Сарсухан // Абдурраҳмони Ҷомӣ. Асарҳои мунтахаб, дар панҷ ҷилд. Ҷилди 1. Душанбе - 1964.

13. «Овоз». Кобул 1358 ҳ. № 10-11, (маҷалла, ба ҳуруфи форсӣ).

14. Пёркина Л. Нуре аз асрҳо // «Адабиёт ва санъат», 30.Х1.1989.

15. Пирони сухан дар қиссаҳои куҳан. Таҳияи Д. Обидов ва Ш. Ориёнфар. Машҳад - 1382 ҳ. (ба ҳуруфи форсӣ).

16. Фарҳанг, Кобул - 1967 ҳ. № 1 (маҷалла, ба ҳуруфи форсӣ).

17. Фахриддин Алии Сафӣ Латоиф-ут-тавоиф». Душанбе, «Ирфон», 1968.

18. Шермуҳаммадов Б., Обидов Д. Ҳикоятҳо дар бораи Абдурраҳмони Ҷомӣ // «Ҷавонони Тоҷикистон», 15. Х1. 1989.

19. Ҳафт аллома. Таҳия ва такмили Баҳроми Шермуҳаммадиён ва Додоҷон Обидзода. Душанбе, «Ирфон», 1994.

20. Ҳикояҳои латиф. Мураттибон Рауфов Ҳ. ва Маҳдиев С. Душанбе, «Ирфон», 1968.

21. Асрорӣ В. Жанрҳои хурди насри фолклори тоҷик (китоби таълимӣ барои донишҷӯёни бахши якуми факултаҳои филологӣ). Душанбе - 1989.

## ФЕҲРИСТИ МУНДАРИҶОТ

**ЗАМИМА**

